قَالَ فَمَا خَطْبُكُمْ أَيُّهَا الْمُرْسَلُونَ ٣١ قَالُوا إِنَّا أُرْسِلْنَا إِلَىٰ قَوْمٍ
مُجْرِمِينَ ٣٢ لِنُرْسِلَ عَلَيْهِمْ حِجَارَةً مِنْ طِينٍ ٣٣ مُسَوَّمَةً عِنْدَ رَبِّكَ
لِلْمُسْرِفِينَ ٣٤ فَأَخْرَجْنَا مَنْ كَانَ فِيهَا مِنَ الْمُؤْمِنِينَ ٣٥ فَمَا وَجَدْنَا
فِيهَا غَيْرَ بَيْتٍ مِنَ الْمُسْلِمِينَ ٣٦ وَتَرَكْنَا فِيهَا آيَةً لِلَّذِينَ يَخَافُونَ
الْعَذَابَ الْأَلِيمَ ٣٧ وَفِي مُوسَىٰ إِذْ أَرْسَلْنَاهُ إِلَىٰ فِرْعَوْنَ بِسُلْطَانٍ
مُبِينٍ ٣٨ فَتَوَلَّىٰ بِرُكْنِهِ وَقَالَ سَاحِرٌ أَوْ مَجْنُونٌ ٣٩ فَأَخَذْنَاهُ وَجُنُودَهُ
فَنَبَذْنَاهُمْ فِي الْيَمِّ وَهُوَ مُلِيمٌ ٤٠ وَفِي عَادٍ إِذْ أَرْسَلْنَا عَلَيْهِمُ الرِّيحَ
الْعَقِيمَ ٤١ مَا تَذَرُ مِنْ شَيْءٍ أَتَتْ عَلَيْهِ إِلَّا جَعَلَتْهُ كَالرَّمِيمِ ٤٢
وَفِي ثَمُودَ إِذْ قِيلَ لَهُمْ تَمَتَّعُوا حَتَّىٰ حِينٍ ٤٣ فَعَتَوْا عَنْ أَمْرِ رَبِّهِمْ
فَأَخَذَتْهُمُ الصَّاعِقَةُ وَهُمْ يَنْظُرُونَ ٤٤ فَمَا اسْتَطَاعُوا مِنْ قِيَامٍ
وَمَا كَانُوا مُنْتَصِرِينَ ٤٥ وَقَوْمَ نُوحٍ مِنْ قَبْلُ إِنَّهُمْ كَانُوا قَوْمًا
فَاسِقِينَ ٤٦ وَالسَّمَاءَ بَنَيْنَاهَا بِأَيْدٍ وَإِنَّا لَمُوسِعُونَ ٤٧ وَالْأَرْضَ
فَرَشْنَاهَا فَنِعْمَ الْمَاهِدُونَ ٤٨ وَمِنْ كُلِّ شَيْءٍ خَلَقْنَا زَوْجَيْنِ
لَعَلَّكُمْ تَذَكَّرُونَ ٤٩ فَفِرُّوا إِلَى اللَّهِ إِنِّي لَكُمْ مِنْهُ نَذِيرٌ مُبِينٌ ٥٠
وَلَا تَجْعَلُوا مَعَ اللَّهِ إِلَٰهًا آخَرَ إِنِّي لَكُمْ مِنْهُ نَذِيرٌ مُبِينٌ ٥١



31 Иброҳим (а) ба фариштагон гуфт: “**Пас, эй Фиристодагони Худо, чӣ кори заруре доред?! Бо кадом мақсад инҷо омадаед?!**”
32 Фариштагон дар ҷавоб гуфтанд: “**Ҳамоно Аллоҳ (ч) моро ба сӯи қавми гунаҳкоре фиристодааст, ки пайваста гуноҳони азим содир менамоянд, -**
33 **то бар онҳо аз сӯи боло сангҳои аз гили сахт сохташударо партоб намоем,**[1] -
34 **сангҳоеро партоб намоем, ки эй Иброҳим, он сангҳо назди Парвардигорат хос барои бандагони аз марзҳо таҷовузкунандаи дар куфру маъсият фурӯраванда аломатгузорӣ шудааст.**”
35 Пас Мо он мӯъминонеро, ки дар деҳаи қавми Лут (а) буданд, аз он деҳа берун овардем, то гирифтори азоб нашаванд.
36 Пас Мо дар он деҳа танҳо як хонае аз мусалмонон /**аҳли байти Лут (а)**/-ро пайдо кардем.
37 Ва дар он деҳа барои касоне, ки аз азоби дардовар метарсанд, аломатҳои нишондиҳандаи ин рухдодро гузоштем, то бо мушоҳидаи асарҳои уқубат панд бигиранд ва аз ин гуна амалҳо бипарҳезанд.
38 Ва дар саргузашти Мӯсо (а) барои ҳар ки аз уқубати дардовар метарсад, панд аст. Он гоҳ, ки Мо ӯро бо ҳуҷҷатҳои возеҳ фиристодем.
39 Пас Фиръавн ба нерӯ ва сипоҳиёнаш такя карда, аз қабули ҳақ рӯй тофта, дар шаъни Мӯсо (а) гуфт: “**Ӯ ҷодугар аст. Мардумро ҷоду мекунад. Ё шояд девона аст.**[2] **Чӣ гуфтанашро намедонад.**”
40 Пас Мо Фиръавн ва сипоҳиёнашро гирифтем, пас онҳоро дар баҳр афкандем. Онҳо ҷумлагӣ ғарқ гашта, ҳалок шуданд. Ва Фиръавн корҳоеро аз такзиби Мӯсо (а) ва даъвои худоӣ анҷом дод, ки сазовори уқубат буд.
41 Ва дар саргузашти Оди қавми Ҳуд барои ҳар ки аз уқубати дардовар метарсад, панд аст. Он гоҳ, ки бар онҳо боди аз ҳамаи хайру баракат холиро фиристодем. Он бод ҳомили борон ва бордорсозандаи дарахтон набуд.
42 Он бод бар ҳар чизе аз инсонҳо ё амвол ва ғайри он мевазид, онро намегузошт, магар он ки нобудаш мекард ва монанди устухони пӯсидаи пора-пора мегардонид.
43 Ва дар саргузашти Самуди қавми Солеҳ барои ҳар ки аз азоби дардовар метарсад, панд аст. Он гоҳ, ки Мо ба онҳо гуфтем: “**То вақти хотима ёфтани умри хеш аз ҳаёти дунё баҳра баред.**”
44 Пас Самуди қавми Солеҳ аз фармони Парвардигорашон кибр варзиданд ва худро аз қабули имон ва ибодат бузург ҳисобиданд. Пас онҳоро **фарёди бузурги марговар**[3] фаро гирифт ва онҳо нузули онро интизорӣ мекашиданд. Чунки эшон се рӯз қабл аз омадани уқубат дар бораи вуқӯи он огоҳонида шуда буданд.
45 Дар натиҷа[4] онҳо натавонистанд азоби фурудомадаро аз хеш дур созанд ва низ қуввате надоштанд, ки ба воситаи он аз азоб худдорӣ намоянд.
46 Ва ба дурустӣ ки Мо қабл аз ин номбаршудагон қавми Нӯҳ (а)-ро бо ғарқ кардан дар баҳр ҳалок гардонидем. Зеро онҳо яқинан қавми хориҷ аз тоати Худо буданд.[5]
47 Ва Мо осмонро халқ карда, бинои онро бо нерӯи Худ устувор намудем. Ва бегумон Мо атрофи онро пайваста паҳнсозандаем.[6]
48 Ва заминро барои сокинонаш густаронидем ва онро бароямон чун фарш гардонидем. Пас Мо чӣ омодасозандаи хубе ҳастем.
49 Ва аз ҳар чиз ба монанди ҷинси нар ва мода, осмон ва замин, хушкӣ ва дарё ҷуфт офаридаем, то шумо оид ба ваҳдоният ва қудрати Худо биандешед ва танҳо Ӯро бипарастед.[7]
50 Пас бо иҷрои ибодат ва тарки маъсият аз уқубати Аллоҳ (ч) ба сӯи савобаш фирор намоед. Бешак, ман барои шумо мардум аз азоби Аллоҳ (ч) бимдиҳандаи ошкорам.
51 Ва ҳамроҳи Аллоҳ (ч) маъбуди дигаре қарор надиҳед. Бегумон ман барои шумо мардум аз азоби Аллоҳ (ч) бимдиҳандаи ошкорам.[8]

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Мақоми имон болотар аз мақоми ислом аст;
2.Ҳалок кардани умматҳои такзибгар ба ҳама мардум ибрат аст;
3.Тарс аз Худованд тақозо мекунад, ки банда бо анҷоми амалҳои шоиста ба сӯи Ӯ фирор намояд.

1. Калимаи “لنرسل” ба тариқи маҷоз ба маънои “**партоб кардан**” омада аст. (**Мутарҷим**)
2. Ҳарфи “أو” ифодагари шак аст. (**Мутарҷим**)
3. Азбаски муаллифон калимаи “الصاعقة”-ро дар оят бе тафсир гузоштаанд, банда онро бо иқтибос аз тафсири Абдурраҳмон Носири Саъдӣ (р) ба сурати боло шарҳ додам. (**Мутарҷим**)
4. Ҳарфи “ف” ифодагари тафреъ-натиҷагирӣ аст. (**Мутарҷим**)
5. Ин ҷумлаи ифодагари иллати ҳалокати онҳост. (**Мутарҷим**)
6. Ин ҷузъи оят ба яке аз эъҷозҳои илмии бузурги Қуръони карим ишора мекунад. (**Мутарҷим**)
7. Феъли “تذكرون” ба маънои гаштаю баргашта андешидан омада аст. (**Мутарҷим**)
8. Такрори ин ҷумла ба хотири он аст, ки якум ба **амр** ва дуюм ба **наҳй** тааллуқ дорад. (**Мутарҷим**)

كَذَٰلِكَ مَآ أَتَى ٱلَّذِينَ مِن قَبۡلِهِم مِّن رَّسُولٍ إِلَّا قَالُواْ سَاحِرٌ أَوۡ مَجۡنُونٌ
٥٢ أَتَوَاصَوۡاْ بِهِۦۚ بَلۡ هُمۡ قَوۡمٞ طَاغُونَ ٥٣ فَتَوَلَّ عَنۡهُمۡ فَمَآ أَنتَ
بِمَلُومٖ ٥٤ وَذَكِّرۡ فَإِنَّ ٱلذِّكۡرَىٰ تَنفَعُ ٱلۡمُؤۡمِنِينَ ٥٥ وَمَا خَلَقۡتُ
ٱلۡجِنَّ وَٱلۡإِنسَ إِلَّا لِيَعۡبُدُونِ ٥٦ مَآ أُرِيدُ مِنۡهُم مِّن رِّزۡقٖ وَمَآ أُرِيدُ
أَن يُطۡعِمُونِ ٥٧ إِنَّ ٱللَّهَ هُوَ ٱلرَّزَّاقُ ذُو ٱلۡقُوَّةِ ٱلۡمَتِينُ ٥٨
فَإِنَّ لِلَّذِينَ ظَلَمُواْ ذَنُوبٗا مِّثۡلَ ذَنُوبِ أَصۡحَٰبِهِمۡ فَلَا يَسۡتَعۡجِلُونِ
٥٩ فَوَيۡلٞ لِّلَّذِينَ كَفَرُواْ مِن يَوۡمِهِمُ ٱلَّذِي يُوعَدُونَ ٦٠

## سُورَةُ الطُّورِ
ترتيبها ٥٢ — آياتها ٤٩

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

وَٱلطُّورِ ١ وَكِتَٰبٖ مَّسۡطُورٖ ٢ فِي رَقّٖ مَّنشُورٖ ٣ وَٱلۡبَيۡتِ
ٱلۡمَعۡمُورِ ٤ وَٱلسَّقۡفِ ٱلۡمَرۡفُوعِ ٥ وَٱلۡبَحۡرِ ٱلۡمَسۡجُورِ ٦ إِنَّ
عَذَابَ رَبِّكَ لَوَٰقِعٞ ٧ مَّا لَهُۥ مِن دَافِعٖ ٨ يَوۡمَ تَمُورُ ٱلسَّمَآءُ
مَوۡرٗا ٩ وَتَسِيرُ ٱلۡجِبَالُ سَيۡرٗا ١٠ فَوَيۡلٞ يَوۡمَئِذٖ لِّلۡمُكَذِّبِينَ
١١ ٱلَّذِينَ هُمۡ فِي خَوۡضٖ يَلۡعَبُونَ ١٢ يَوۡمَ يُدَعُّونَ إِلَىٰ نَارِ
جَهَنَّمَ دَعًّا ١٣ هَٰذِهِ ٱلنَّارُ ٱلَّتِي كُنتُم بِهَا تُكَذِّبُونَ ١٤



52 Умматҳои гузашта низ ба монанди аҳли Макка фиристодагони Худоро ба дурӯғгӯӣ нисбат медоданд. Ба онҳо ҳеҷ фиристодае аз назди Парвардигор намеомад, магар он ки дар ҳаққаш мегуфтанд: “**Ин мард ҷодугар ё девона аст.**”

53 Оё кофирони гузашта бо кофирони имрӯза ҳамдигарро бар дурӯғгӯӣ шумурдани паёмбарон васият намудаанд?! Не, ҳаргиз чунин нест, балки туғёнашон онҳоро атрофи ин кор ҷамъ овардааст.

54 Эй Паёмбар, чун кофирони такзибгар динатро намепазиранд, пас аз онҳо рӯй бигардон.[1] Зеро[2] ту маломатшаванда нестӣ. Пайғоми Худоро барояшон расонидаӣ.

55 Ва набояд аз онҳо рӯй гардониданат боиси тарки насиҳаташон гардад. Онҳоро насиҳат бикун ва панд бидеҳ. Зеро ба дурусти ки панд додан ба мӯъминон суд мерасонад.

56 Ва Ман ҷинҳо ва инсонҳоро танҳо ба хотири ибодати Хеш халқ кардаам. Онҳоро халқ накардаам, ки ба Ман шарик биёранд.

57 Ман аз онҳо ҳеҷ ризқе намехоҳам ва намехоҳам, ки Маро таом диҳанд.[3]

58 Яқинан фақат Аллоҳ (ҷ) **Рӯзидиҳанда**, **Соҳиби қувват**, **Бағоят Нерӯманд** аст. Тамоми мавҷудот ниёзманди ризқи Аллоҳ (ҷ) ва мутеи нерӯи Ӯ ҳастанд.

59 Пас, эй Паёмбар, ҳамоно касоне, ки бо дурӯғгӯӣ донистани ту бар ҷонашон ситам мекунанд, монанди ҳиссаи дӯстони[4] гузаштаашон ҳиссаи уқубати худро доранд. Он уқубат дар вақти муайян меояд. Пас онҳо набояд аз Ман қабл аз фаро расидани мӯҳлати он уқубат зудтар омаданашро биталабанд.

60 Пас вой бар ҳоли кофирон ва такзибгарони паёмбарони илоҳӣ аз рӯзи қиёмат, ки ба онҳо ваъдаи дода мешавад.

## СУРАИ “ТУР”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ПАНҶОВУ ДУЮМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ЧИЛУ НУҲ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Бо матраҳсозии ҳуҷҷатҳо барҳам задани шубҳаҳои такзибгарон, то дар баробари ҳақ таслим шаванд.

### Тафсир:

1 Савганд ба кӯҳе,[5] **ки Худо дар болои он бо Мӯсо (а) гуфтугӯ кардааст-**

2 ва савганд ба Китоби навишташуда-

3 дар саҳифаҳои кушода, ба монанди Китобҳои қаблӣ -

4 ва савганд ба Хонае дар осмон, ки фариштагон онро бо ибодат таъмир мекунанд-

5 ва савганд ба осмони барафрошта, ки барои замин чун сақф аст-

6 ва савганд ба баҳри пур аз об,[6] ки-

7 эй Паёмбар, ҳамоно азоби Парвардигорат бар кофирон ногузир воқеъшаванда аст.

8 Азоби Худо ҳеҷ боздорандае надорад, ки пешашро бигирад.

9 Азоби Парвардигорат дар рӯзе рух медиҳад,[7] ки замин яқинан ҳамчун аломати барпошавии қиёмат ба шиддат меҷунбад ва ноором мегардад.

10 Ва кӯҳҳо бидуни шак, аз ҷойҳои худ ба ҳаракат медароянд.[8]

11 Пас, он рӯз ҳалокату хасорат домангири кофирони такзибгари ваъдаи Худо мегардад-

12 он касоне, ки дар ботил фурӯ рафта, бозӣ мекунанд. Дар дунё нисбат ба растохез ва охират парво надоранд.

13 Рӯзе,[9] ки онҳо ҷониби оташи дӯзах ба сахтӣ кашида шуда, дар он афканда мешаванд.

14 Он рӯз ба кофирон гуфта мешавад: “**Ин ҳамон оташест, ки вақте паёмбаронатон дар дунё аз хушдоратон медоданд, онро дурӯғ меҳисобидед. –**

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Куфр агарчи васоил, аҳл, замон ва маконаш гуногун ҳам бошад, як миллат аст;
2.Худо шоҳидӣ медиҳад, ки Паёмбар (с) рисолати худро ба таври бояду шояд ба мардум расониданд;
3.Ҳикмати халқ кардани инсонҳо ва ҷинҳо таҳаққуқ бахшидани ибодати Худо ба ҳама маъноти он аст;
4.Рӯзи барпошавии қиёмат аҳволи коинот дигаргун мегардад.

1. Ҳарфи “ف” дар ин оят “**фои фасеҳӣ**”-и дар ҷавоби шарт омада, қабл аз он феъли шарт аст. (**Мутарҷим**)
2. Ҳарфи “**ف**” ифодагари иллат аст. (**Мутарҷим**)
3. Ин оят киноя аз адами ниёзмандии Худо ба махлуқот аст. (**Мутарҷим**)
4. Мурод аз “**дӯстон**” қавмҳои монанди онҳо кофири гузашта ҳастанд. (**Мутарҷим**)
5. Имом Муҷоҳид (р) мегӯяд, калимаи “**طور**” ба забони сурёнӣ маънои кӯҳро ифода мекунад. (**Мутарҷим**)
6. Он чи муаллифон оиди калимаи “**المسجور**” оварда ва онро ба маънои пур аз об тафсир кардаанд, қавли Ҳасани Басрӣ, Абӯсолеҳ, Ибни Соиб ва ҳама аҳли луғат аст. Имом Муҷоҳид (р) онро ба маънои афрӯхта гуфта аст. (**Мутарҷим**)
7. Зарфи замони “**يوم**” ба калимаи “**واقع**”-и ояти гузашта мепайвандад. (**Мутарҷим**)
8. Азбаски масдарҳои “**مورا**” ва “**سيرا**” барои ифодаи таъкид омадаанд, банда дар тарҷума маънои таъкидро ҷой додаам. (**Мутарҷим**)
9. Калимаи “**يوم**” бадал аз вожаи “**يوم**”-и қаблан гузашта аст. (**Мутарҷим**)

أَفَسِحۡرٌ هَٰذَآ أَمۡ أَنتُمۡ لَا تُبۡصِرُونَ ١٥ ٱصۡلَوۡهَا فَٱصۡبِرُوٓاْ
أَوۡ لَا تَصۡبِرُواْ سَوَآءٌ عَلَيۡكُمۡۖ إِنَّمَا تُجۡزَوۡنَ مَا كُنتُمۡ تَعۡمَلُونَ ١٦
إِنَّ ٱلۡمُتَّقِينَ فِي جَنَّٰتٖ وَنَعِيمٖ ١٧ فَٰكِهِينَ بِمَآ ءَاتَىٰهُمۡ رَبُّهُمۡ
وَوَقَىٰهُمۡ رَبُّهُمۡ عَذَابَ ٱلۡجَحِيمِ ١٨ كُلُواْ وَٱشۡرَبُواْ هَنِيٓـَٔۢا بِمَا
كُنتُمۡ تَعۡمَلُونَ ١٩ مُتَّكِـِٔينَ عَلَىٰ سُرُرٖ مَّصۡفُوفَةٖۖ وَزَوَّجۡنَٰهُم
بِحُورٍ عِينٖ ٢٠ وَٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ وَٱتَّبَعَتۡهُمۡ ذُرِّيَّتُهُم بِإِيمَٰنٍ أَلۡحَقۡنَا
بِهِمۡ ذُرِّيَّتَهُمۡ وَمَآ أَلَتۡنَٰهُم مِّنۡ عَمَلِهِم مِّن شَيۡءٖۚ كُلُّ ٱمۡرِيِٕۭ بِمَا
كَسَبَ رَهِينٞ ٢١ وَأَمۡدَدۡنَٰهُم بِفَٰكِهَةٖ وَلَحۡمٖ مِّمَّا يَشۡتَهُونَ ٢٢
يَتَنَٰزَعُونَ فِيهَا كَأۡسٗا لَّا لَغۡوٞ فِيهَا وَلَا تَأۡثِيمٞ ٢٣ ۞ وَيَطُوفُ عَلَيۡهِمۡ الحزب ٥٣
غِلۡمَانٞ لَّهُمۡ كَأَنَّهُمۡ لُؤۡلُؤٞ مَّكۡنُونٞ ٢٤ وَأَقۡبَلَ بَعۡضُهُمۡ عَلَىٰ
بَعۡضٖ يَتَسَآءَلُونَ ٢٥ قَالُوٓاْ إِنَّا كُنَّا قَبۡلُ فِيٓ أَهۡلِنَا مُشۡفِقِينَ
٢٦ فَمَنَّ ٱللَّهُ عَلَيۡنَا وَوَقَىٰنَا عَذَابَ ٱلسَّمُومِ ٢٧ إِنَّا كُنَّا
مِن قَبۡلُ نَدۡعُوهُۖ إِنَّهُۥ هُوَ ٱلۡبَرُّ ٱلرَّحِيمُ ٢٨ فَذَكِّرۡ فَمَآ أَنتَ بِنِعۡمَتِ
رَبِّكَ بِكَاهِنٖ وَلَا مَجۡنُونٍ ٢٩ أَمۡ يَقُولُونَ شَاعِرٞ نَّتَرَبَّصُ بِهِۦ رَيۡبَ
ٱلۡمَنُونِ ٣٠ قُلۡ تَرَبَّصُواْ فَإِنِّي مَعَكُم مِّنَ ٱلۡمُتَرَبِّصِينَ ٣١



(15) **Оё ин уқубате, ки мушоҳидааш мекунед, ҷоду аст?! Ё шумо онро намебинед?!**

(16) **Ба оташи дӯзах ворид шавед, ҳарорати онро бичашед ва ранҷ бикашед. Пас, дар ранҷи он сабр мекунед ё сабр намекунед, ҳарду ҳам бароятон баробар аст. Имрӯз ба шумо танҳо ҷазои он куфру маъсияте дода мешавад, ки онро дар дунё анҷом медодед.**”

Чун Худо дар оятҳои қаблӣ ҷазои такзибкунандагонро зикр кард, дар оятҳои зерин подоши мӯъминони парҳезкорро оварда гуфт:

(17) Ҳамоно бандагоне, ки бо иҷрои дастурот ва парҳез аз мамнӯот аз Парвардигорашон метарсанд, дар боғҳо ва неъматҳои азими абадӣ қарор мегиранд.

(18) Онҳо бо чизҳое, ки Парвардигорашон барояшон аз хӯрданиҳо, нӯшиданиҳо ва издивоҷ бо хурони ҷаннатӣ медиҳад, лаззат мебаранд. Ва Парвардигорашон онҳоро аз азоби ҷаҳаннам нигоҳ медорад. Аҳли ҷаннат ба неъматҳо ноил шуда, аз ранҷи ҷаҳаннам маҳфуз мемонанд.

(19) Ба онҳо гуфта мешавад: “**Ба сабаби он амалҳои шоистае, ки дар дунё ба ҷо меовардед, аз он чи дилатон мехоҳад, бихӯред ва бинӯшед. Хӯрдан ва нӯшидан гувороятон бод. Дар хӯрданиҳо ва нӯшиданиҳои ҷаннат ҳеҷ зарару зиёне нест.**”

(20) Аҳли ҷаннат бар рӯи тахтҳои ороста, ки баъзеи он дар паҳлӯи баъзеи дигараш гузошта шудааст, такя мезананд. Ва онҳоро бо занони сафедпӯсти дорои чашмони сиёҳи васеъ қарин мегардонем.

(21) Ва он касоне, ки имон меоранд ва фарзандонашон дар имон ба онҳо пайравӣ мекунанд, Мо дар ҷаннат фарзандонашонро агарчи мисли падаронашон амал накарда бошанд, ба онҳо мепайвандем, то осоишашон зиёд шавад ва аз савоби корашон чизеро кам намекунем. Ҳар инсон дар баробари он чи аз амали бад ё нек анҷом медиҳад, дар гарав аст. Ҳеҷ кас аз амали вай чизеро бар дӯши худ намегирад.

(22) Ва Мо пайваста барои аҳли ҷаннат навъҳои гуногуни меваҳо ва ҳар гӯштеро, ки дилашон мехоҳад, илова месозем.

(23) Онҳо дар ҷаннат аз дасти якдигар қадаҳи шароберо мегиранд, ки аз истеъмолаш сухани ботил ба забонашон берун намеояд ва ақлро аз даст дода, гунаҳкор намешаванд. Бар хилофи шароби дунё, ки вақте касе онро нӯшад, суханони беҳуда мегӯяд ва ба сабаби аз даст додани ақлаш гунаҳкор мегардад.

(24) Ва дар атрофашон навҷавононе давр мезананд, ки хос барои хидмати онҳо муваззаф гаштаанд. Он навҷавонон дар сафо ва покии сурат монанди марвориди дар садаф маҳфузанд.

(25) Ва баъзеи онҳо ба баъзеи дигар рӯй оварда, аз ҳолати дар дунё доштаи ҳамдигар мепурсанд.

(26) Дар ҷавоб мегӯянд: “**Ба дурустӣ ки мо дар дунё дар байни хонаводаи худ аз азоби илоҳӣ бимнок будем.**

(27) **Пас, Аллоҳ (ҷ) бо ҳидоят намуданамон ба Ислом бар мо инъом кард ва моро аз уқубати оташи ниҳоят пурҳарорати дӯзах нигаҳ дошт.**

(28) **Яқинан мо дар дунё Ӯро мепарастидем ва дуо мекардем, ки моро аз оташи дӯзах нигаҳ дорад. Бешак, Ӯ Зоти Некӯкори дар ваъдаи Худ Содиқ, нисбат ба бандагонаш бағоят Меҳрубон аст. Аз нишонаҳои раҳмат ва лутфи Худо дар ҳаққамон он аст, ки моро ҳидоят намуда, вориди биҳишт гардонд ва аз дӯзах дур сохт.**

(29) Пас эй Паёмбар, мардумро бо Қуръон панд бидеҳ. Чунки ту ба сабаби[1] он чи Парвардигорат аз имон ва ақл бароят инъом кардааст, фолбин ва девона нестӣ.

(30) Балки такзибгарон мегӯянд, ки ҳамоно Муҳаммад Фиристодаи Худо нест, шоир аст. Мо мунтазирем, ки марг ӯро аз байн бибарад. Он гоҳ аз вай роҳат мешавем.

(31) Эй Паёмбар, ба ин даста бигӯ: “**Марги моро мунтазир бошед. Пас ман низ бегумон мунтазири азобе ҳастам, ки Худо ба сабаби такзибатон онро бар шумо фуруд хоҳад овард.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Худо дар ҷаннат падарону писаронро якҷо ҷамъ меорад, агарчи дараҷаҳояшон аз ҳам фарқ кунад, то фараҳмандии онҳо комил гардад. Ин аз сӯи Парвардигор нисбат ба онҳо икром аст;

2.Аз нӯшидани шароби охират ҳеҷ нохушӣ ба вуҷуд намеояд;

3.Ҳар ки дар дунё аз Худо тарсад, дар охират аз азобаш эмин аст.

1. Имом Алусӣ (р) пешоянди “ب”-ро сабабӣ мегӯяд. (Мутарҷим)

أَمْ تَأْمُرُهُمْ أَحْلَامُهُم بِهَٰذَا ۚ أَمْ هُمْ قَوْمٌ طَاغُونَ ﴿٣٢﴾ أَمْ يَقُولُونَ تَقَوَّلَهُ ۚ
بَل لَّا يُؤْمِنُونَ ﴿٣٣﴾ فَلْيَأْتُوا بِحَدِيثٍ مِّثْلِهِ إِن كَانُوا صَادِقِينَ
﴿٣٤﴾ أَمْ خُلِقُوا مِنْ غَيْرِ شَيْءٍ أَمْ هُمُ الْخَالِقُونَ ﴿٣٥﴾ أَمْ خَلَقُوا
السَّمَاوَاتِ وَالْأَرْضَ ۚ بَل لَّا يُوقِنُونَ ﴿٣٦﴾ أَمْ عِندَهُمْ خَزَائِنُ رَبِّكَ
أَمْ هُمُ الْمُصَيْطِرُونَ ﴿٣٧﴾ أَمْ لَهُمْ سُلَّمٌ يَسْتَمِعُونَ فِيهِ ۖ فَلْيَأْتِ
مُسْتَمِعُهُم بِسُلْطَانٍ مُّبِينٍ ﴿٣٨﴾ أَمْ لَهُ الْبَنَاتُ وَلَكُمُ الْبَنُونَ ﴿٣٩﴾
أَمْ تَسْأَلُهُمْ أَجْرًا فَهُم مِّن مَّغْرَمٍ مُّثْقَلُونَ ﴿٤٠﴾ أَمْ عِندَهُمُ الْغَيْبُ
فَهُمْ يَكْتُبُونَ ﴿٤١﴾ أَمْ يُرِيدُونَ كَيْدًا ۖ فَالَّذِينَ كَفَرُوا هُمُ الْمَكِيدُونَ ﴿٤٢﴾
أَمْ لَهُمْ إِلَٰهٌ غَيْرُ اللَّهِ ۚ سُبْحَانَ اللَّهِ عَمَّا يُشْرِكُونَ ﴿٤٣﴾ وَإِن يَرَوْا كِسْفًا
مِّنَ السَّمَاءِ سَاقِطًا يَقُولُوا سَحَابٌ مَّرْكُومٌ ﴿٤٤﴾ فَذَرْهُمْ حَتَّىٰ يُلَاقُوا
يَوْمَهُمُ الَّذِي فِيهِ يُصْعَقُونَ ﴿٤٥﴾ يَوْمَ لَا يُغْنِي عَنْهُمْ كَيْدُهُمْ شَيْئًا
وَلَا هُمْ يُنصَرُونَ ﴿٤٦﴾ وَإِنَّ لِلَّذِينَ ظَلَمُوا عَذَابًا دُونَ ذَٰلِكَ وَلَٰكِنَّ
أَكْثَرَهُمْ لَا يَعْلَمُونَ ﴿٤٧﴾ وَاصْبِرْ لِحُكْمِ رَبِّكَ فَإِنَّكَ بِأَعْيُنِنَا ۖ وَسَبِّحْ
بِحَمْدِ رَبِّكَ حِينَ تَقُومُ ﴿٤٨﴾ وَمِنَ اللَّيْلِ فَسَبِّحْهُ وَإِدْبَارَ النُّجُومِ ﴿٤٩﴾

آياتها ٦٢ سُورَةُ النَّجْمِ ترتيبها ٥٣



32 Оё ақлашон онҳоро ба гуфтани ин сухан, ки Фиристодаи Худо фолбин ва девона аст, супориш медиҳад?! Кофирон бо ин қавли хеш мехоҳанд дар як шахс ду сифатеро ҷамъ созанд, ки он ду дар асл ҷамъ намешавад. Балки онҳо қавми аз ҳудуди Худо таҷовузкунанда буда, ба шариат ва ақли солим такя намекунанд.

33 Ё онҳо мегӯянд, ки ҳамоно Муҳаммад (с) Қуръонро аз назди хеш бофта, ваҳйи илоҳӣ нест?! Қуръон каломи бофтаи Муҳаммад (с) нест, балки кофирони таксибкунанда аз рӯи кибр имон намеоранд ва ба чунин тӯҳматҳо даст мезананд.

34 Агар дар даъвои хештан, ки Қуръон сухани бофтаи Муҳаммад (с) аст, содиқ бошанд, пас ба ин монанд суханеро биёранд.

35 Оё онҳо бидуни офаридагор халқ шудаанд?! Ё онҳо худ холиқи худ ҳастанд?! Имкон надорад, ки чизе бе холиқ ба вуҷуд ояд. Инчунин номумкин аст, ки махлуқ худро биофарад. Модоме ҳақиқат чунин аст, пас чаро кофирону мушрикон Холиқи Ягонаро намепарастанд?!

36 Ё онҳо осмонҳову заминро офаридаанд?! Не, чунин нест, балки эшон ба холиқияти Худо яқин надоранд. Зеро агар ба офаридгориаш яқин медоштанд, фақат Ӯро мепарастиданд ба Паёмбар Муҳаммад (с) имон меоварданд.

37 Ё хазинаҳои ризқу нубуввати Парвардигорат назди онҳост, ки онро ба ҳар кас хоҳанд, медиҳанд ва аз ҳар кас хоҳанд, боз медоранд?! Ё онҳо дар корҳои ин коинот мутобиқ ба хости хеш тасаллут доранд?!

38 Ё онҳо нардбон доранд, ки ба василаи он сӯи осмон баромада, онҷо ба пайғоми илоҳӣ гӯш фаро медиҳанд, ки гӯё эшон ҳақ ҳастанд?! Агар чунин бошад, пас он касе аз ин кофирон, ки ба ваҳйи илоҳӣ гӯш фаро додааст, вобаста ба даъвои дар роҳи дуруст буданашон ҳуҷҷати равшанеро биёрад.

39 Оё духтарон аз Худо ва писарон аз шумо ҳастанд?! Ҳол он ки шумо барои худ писаронро хос месозед ва аз духтарон нафрат доред.

40 Ё эй Паёмбар, ту аз онҳо дар ивази таблиғи рисолати худ музд мехоҳӣ, дар натиҷаи ин дархостат[1] онҳо ба бардоштани бори сангине мукаллаф шудаанд, ки тавони ҳамлашро надоранд?!

41 Ё наздашон илми ғайб аст, пас онҳо сирри огоҳӣ ёфтаашонро ба мардум менависанд ва аз рози пӯшида ҳар чиро хоҳанд, ба мардум хабар медиҳанд?!

42 Ё ин ҷамоаи таксибгар мехоҳанд нисбат ба ту ва динат тавтеа кунанд?! Аз тавтеаи онҳо наҳарос, балки ба Аллоҳ (ч) такя бикун. Зеро кофирон худ гирифтори макри хеш мегарданд. Макри сохтаашон ба ту зиён намерасонад.

43 Ё онҳо ғайр аз Аллоҳ (ч) маъбуди ҳақиқие доранд?! Аллоҳ (ч) аз он чи мушрикон ба Ӯ нисбат медиҳанд, муназзаҳ аст. Ҳеҷ пурсиши гузашта ҷавоби мусбат надорад ва ҷавоби мусбат доштан наметавонад.

44 Ва агар ин кофирон аз сӯи осмон пораҳои барои азобашон ба замин суқуткунандаро бинанд, мегӯянд: "**Ин қитъаҳо чун ҳар вақта абри рӯи ҳам ҷамъшуда мебошанд.**" Онҳо аз мушоҳидаи он ибрат намегиранд ва имон намеоранд.

45 Пас, эй Паёмбар, ин кофирони қавматро то замони мулоқоти рӯзи қиёматашон, ки дар он азоб мешаванд, дар якравӣ ва инкорашон боқӣ бигузор.

46 Рӯзе, ки макрашон чизе аз азобро аз онҳо бартараф намесозад ва ба онҳо бо наҷот доданашон аз он азоб кӯмак карда намешавад.

47 Ва яқинан барои касоне, ки бо ширку маъсият бар ҷонашон ситам мекунанд, қабл аз азоби охират дар дунё бо кушташавӣ ва асир афтодан ва дар олами қабр азоб аст. Вале бештарашон ин ҳақиқатро намедонанд. Ба ҳамин иллат куфрашонро идома медиҳанд.

Вақте Худо дар оятҳои қаблӣ бутлони пиндори мушриконро баён намуд, дар оятҳои зерин Паёмбарашро ба адами таваҷҷӯҳ ба онҳо ва сабр намудан бар озорашон фармон дода гуфт:

48 Ва эй Паёмбар, дар баробари қазои Парвардигорат ва ҳукми шаръии Ӯ сабр кун. Зеро[2] ба дурустӣ ки ту зери назар ва инояти хоси Мо қарор дорӣ. Ва чун аз хобат бармехезӣ, Парвардигоратро ба покӣ бихон ва ситоишаш намо.

49 Ва дар ҳиссае аз шаб Парвардигоратро ба покӣ бихон ва намоз барпо бидор ва намози бомдодро дар он вақте, ки ситорагон ба сабаби рӯшноии рӯз нопадид мешаванд, адо намо.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Туғёнгарӣ яке аз сабабҳои гумроҳӣ аст;
2. Мунокишаи мантиқӣ барои исботи ҳақиқатҳои динӣ аҳамияти зиёд дорад;
3. Азоби қабр ҳақ ва рост аст.

1. Ҳарфи "**ف**" барои ифодаи тафреъ-натиҷа аст. (**Мутарҷим**)
2. Ҳарфи "**ف**" ифодагари иллат аст. (**Мутарҷим**)

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

وَٱلنَّجْمِ إِذَا هَوَىٰ ﴿١﴾ مَا ضَلَّ صَاحِبُكُمْ وَمَا غَوَىٰ ﴿٢﴾ وَمَا يَنطِقُ عَنِ
ٱلْهَوَىٰٓ ﴿٣﴾ إِنْ هُوَ إِلَّا وَحْىٌ يُوحَىٰ ﴿٤﴾ عَلَّمَهُۥ شَدِيدُ ٱلْقُوَىٰ ﴿٥﴾
ذُو مِرَّةٍ فَٱسْتَوَىٰ ﴿٦﴾ وَهُوَ بِٱلْأُفُقِ ٱلْأَعْلَىٰ ﴿٧﴾ ثُمَّ دَنَا فَتَدَلَّىٰ ﴿٨﴾
فَكَانَ قَابَ قَوْسَيْنِ أَوْ أَدْنَىٰ ﴿٩﴾ فَأَوْحَىٰٓ إِلَىٰ عَبْدِهِۦ مَآ أَوْحَىٰ ﴿١٠﴾
مَا كَذَبَ ٱلْفُؤَادُ مَا رَأَىٰٓ ﴿١١﴾ أَفَتُمَٰرُونَهُۥ عَلَىٰ مَا يَرَىٰ ﴿١٢﴾ وَلَقَدْ رَءَاهُ
نَزْلَةً أُخْرَىٰ ﴿١٣﴾ عِندَ سِدْرَةِ ٱلْمُنتَهَىٰ ﴿١٤﴾ عِندَهَا جَنَّةُ ٱلْمَأْوَىٰٓ ﴿١٥﴾
إِذْ يَغْشَى ٱلسِّدْرَةَ مَا يَغْشَىٰ ﴿١٦﴾ مَا زَاغَ ٱلْبَصَرُ وَمَا طَغَىٰ ﴿١٧﴾ لَقَدْ رَأَىٰ
مِنْ ءَايَٰتِ رَبِّهِ ٱلْكُبْرَىٰٓ ﴿١٨﴾ أَفَرَءَيْتُمُ ٱللَّٰتَ وَٱلْعُزَّىٰ ﴿١٩﴾ وَمَنَوٰةَ
ٱلثَّالِثَةَ ٱلْأُخْرَىٰٓ ﴿٢٠﴾ أَلَكُمُ ٱلذَّكَرُ وَلَهُ ٱلْأُنثَىٰ ﴿٢١﴾ تِلْكَ إِذًا قِسْمَةٌ
ضِيزَىٰٓ ﴿٢٢﴾ إِنْ هِىَ إِلَّآ أَسْمَآءٌ سَمَّيْتُمُوهَآ أَنتُمْ وَءَابَآؤُكُم مَّآ أَنزَلَ
ٱللَّهُ بِهَا مِن سُلْطَٰنٍ ۚ إِن يَتَّبِعُونَ إِلَّا ٱلظَّنَّ وَمَا تَهْوَى ٱلْأَنفُسُ ۖ
وَلَقَدْ جَآءَهُم مِّن رَّبِّهِمُ ٱلْهُدَىٰٓ ﴿٢٣﴾ أَمْ لِلْإِنسَٰنِ مَا تَمَنَّىٰ ﴿٢٤﴾ فَلِلَّهِ
ٱلْءَاخِرَةُ وَٱلْأُولَىٰ ﴿٢٥﴾ ۞ وَكَم مِّن مَّلَكٍ فِى ٱلسَّمَٰوَٰتِ لَا تُغْنِى (نصف الحزب ٥٣)
شَفَٰعَتُهُمْ شَيْـًٔا إِلَّا مِنۢ بَعْدِ أَن يَأْذَنَ ٱللَّهُ لِمَن يَشَآءُ وَيَرْضَىٰٓ ﴿٢٦﴾



## СУРАИ “НАҶМ”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ПАНҶОВУ СЕЮМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ШАСТУ ДУ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Баёни ҳақиқат доштани пайғоми илоҳӣ ва дорои мақоми баланд будани Сарчашмаи он, то ақидаи яктопарастӣ исбот ва ақидаи ширк ботил гардад.

### Тафсир:

1 Савганд ба ситора чун бо тулӯи фаҷр нопадид шавад, ки-

2 ҳаргиз ёратон Муҳаммад (с) аз роҳи ҳидоят мунҳариф нашуда ва гумроҳ нагаштааст. Балки вай инсони ҳидоятёфта аст.

3 Ва Қуръонро бо пайравии хостаи нафсаш намегӯяд.

4 Бегумон ин Китоб пайғомест, ки Худо онро ба воситаи Ҷабраил ба Паёмбараш ваҳй фиристодааст.

5 Онро барояш Ҷабраили фариштаи бисёр қавӣ таълим додааст.

6 Ҷабраил (а) шакли зебо дорад. Пас ӯ дар баробари Паёмбар (с) ба сурати аслии худ рост истод.

7 Ва Ҷабраил (а) дар тарафи баланди осмон қарор дошт.

8 Сипас Ҷабраил ба Паёмбар (с) наздик шуд. Пас бештар наздик гашт.

9 Пас, наздикиаш ба Паёмбар (с) ба андозаи наздикии ду камон ё[1] аз он ҳам наздиктар гардид.

10 Пас Ҷабраил ба бандаи Худо Муҳаммад (с) он чиро бояд ваҳй мефиристод, ваҳй фиристод.

11 Қалби Муҳаммад (с) он чиро чашмонаш дид, инкор накард.[2]

12 Эй мушрикон оё шумо Муҳаммад (с)-ро дурӯғгӯй меҳисобед ва бо вай дар бораи он чи Худо барояш дар шаби Исроъ намоиш дода ва дидааст, ҷидол мекунед?!

13 Ва савганд, ки яқинан Муҳаммад (с) Ҷабраил (а)-ро бори дигар ба сурати аслиаш дар шаби Исроъ ва Меъроҷ дидааст.

14 Дар назди Сидрат-ул-мунтаҳо. Он дарахти ниҳоят бузурге дар осмони ҳафтум аст.

15 Ҷаннати маъво ва маскани парҳезкорон дар назди Сидрат-ул-мунтаҳо аст.

16 Паёмбар Муҳаммад (с) замоне Ҷабарил (а)-ро дид, ки Сидраро чизи бузурге мепӯшонд, ки аз ҳақиқати он ҷуз Худо касе огоҳ нест.[3]

17 Чашми Паёмбар (с) ба самти росту чап каҷ нашуд ва аз ҳадди худ таҷовуз накард.

18 Ҳамоно Муҳаммад (с) дар шаби Меъроҷ баъзе аз нишонаҳои Парвардигорашро, ки бар ягонагӣ ва қудрати Ӯ далолат мекард, дид. Вай он шаб ҷаннату дӯзах ва дигар махлуқоти азимро мушоҳида кард.

19 Эй мушрикон, ба Ман оиди бутҳоятон ба номи Лот ва Уззо -

20 ва низ оиди Маноти бути сеюми дигаратон хабар диҳед! Оё ин бутҳо ба шумо зарар ва фоида расонида метавонанд?!

21 Эй мушрикон, оё писар аз шумо ва духтар аз Худо аст?! Ҳол он ки шумо барои худ писаронро хос сохта, ба духтарон нафрат доред.

22 Дар ин ҳолат, ин тақсимбандии мутобиқ ба хостаи хеш анҷом додаатон тақсимбандии золимона аст.

23 Ин бутҳо ба ҷуз номҳои холӣ аз маъно чизе беш нестанд. Аз сифатҳои маъбудият саҳме надоранд. Онҳоро шумо ва падаронатон аз назди худ номгузорӣ намудаед. Аллоҳ (ҷ) вобаста ба онҳо ҳеҷ далеле фуруд наовардааст. Мушрикон дар эътиқодашон танҳо аз гумон ва аз он чи нафсашон аз зинатҳои шайтонӣ мехоҳад, пайравӣ мекунанд. Ва ба дурустӣ ки аз сӯи Парвардигорашон тавассути Паёмбар (с) ба онҳо раҳнамоӣ омад, аммо ҳидоят наёфтанд.

24 Магар он чи инсон аз шафоати бутҳо мехоҳад, ба даст меорад ва ҳосил мегардад?!

25 Не, ҳаргиз чунин нест. Пас бегумон охират ва дунё ягона аз они Аллоҳ (ҷ) аст. Ӯ аз дунё ва охират ба ҳар ки ҳар чиро хоҳад, медиҳад ва аз ҳар ки ҳар чиро хоҳад, боз медорад.

26 Ва дар осмонҳо чӣ басо фариштагони бисёре ҳастанд, ки агар ба касе шафоат кардан хоҳанд, шафоаташон ҳеҷ манфиат намебахшад, магар баъди он ки Аллоҳ (ҷ) барои ҳар ки хоҳад, иҷозаи шафоат диҳад ва аз шафоатшаванда розӣ гардад. Аллоҳ (ҷ) ҳеҷ гоҳ ба шафоати бутҳо, ки дар дунё аз сӯйи аҳли ширк мавриди ибодат қарор мегирифтанд, рухсат намедиҳад ва низ ҳеҷ гоҳ аз мушрикон розӣ намешавад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои карима камоли одоби Паёмбар (с)-ро нишон медиҳанд, ки ҳатто дар осмон чашмашон сӯи чапу рост намегашт;

2.Мушрикон камхираданд. Зеро онҳо мавҷудотеро мепарастанд, ки барояшон зиён ва суд намерасонанд. Ба Аллоҳ (ҷ) чизҳоеро нисбат медиҳанд, ки худ онро намехоҳанд, аммо он чиро дӯст медоранд, барои хеш бармегузинанд;

3.Шафоат танҳо ба ду шарт: рухсат додан ба шафоаткунанда ва изҳори ризомандӣ аз шафоатшаванда сурат мегирад.

---

1. Калимаи “ё” барои ифодаи шак ба эътибори мушоҳидагарон аст. Яъне, агар бинандагон он наздикиро медиданд, масофаи наздикии онҳо дар назарашон миқдори масофаи ду камон ё аз он наздиктар менамуд. Баъзе аз муфассирон онро ба маънои “**балки**” гуфтаанд. (**Мутарҷим**)

2. Тафсири Ҷалолайн феъли “**كذب**”-ро ба маънои **инкор кардан** тафсир карда аст. Банда низ дар тарҷума онро истифода бурдам. (**Мутарҷим**)

3. Зарфи замони “**إذ**” ба феъли “**رأه**” пайванд аст. Маҳалли тааллуқашро дар тарҷума овардам. (**Мутарҷим**)

إِنَّ ٱلَّذِينَ لَا يُؤۡمِنُونَ بِٱلۡأٓخِرَةِ لَيُسَمُّونَ ٱلۡمَلَٰٓئِكَةَ تَسۡمِيَةَ ٱلۡأُنثَىٰ ٢٧
وَمَا لَهُم بِهِۦ مِنۡ عِلۡمٍۖ إِن يَتَّبِعُونَ إِلَّا ٱلظَّنَّۖ وَإِنَّ ٱلظَّنَّ لَا يُغۡنِي مِنَ
ٱلۡحَقِّ شَيۡـٔٗا ٢٨ فَأَعۡرِضۡ عَن مَّن تَوَلَّىٰ عَن ذِكۡرِنَا وَلَمۡ يُرِدۡ إِلَّا ٱلۡحَيَوٰةَ
ٱلدُّنۡيَا ٢٩ ذَٰلِكَ مَبۡلَغُهُم مِّنَ ٱلۡعِلۡمِۚ إِنَّ رَبَّكَ هُوَ أَعۡلَمُ بِمَن ضَلَّ عَن
سَبِيلِهِۦ وَهُوَ أَعۡلَمُ بِمَنِ ٱهۡتَدَىٰ ٣٠ وَلِلَّهِ مَا فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَمَا فِي
ٱلۡأَرۡضِ لِيَجۡزِيَ ٱلَّذِينَ أَسَٰٓـُٔواْ بِمَا عَمِلُواْ وَيَجۡزِيَ ٱلَّذِينَ أَحۡسَنُواْ
بِٱلۡحُسۡنَى ٣١ ٱلَّذِينَ يَجۡتَنِبُونَ كَبَٰٓئِرَ ٱلۡإِثۡمِ وَٱلۡفَوَٰحِشَ إِلَّا ٱللَّمَمَۚ
إِنَّ رَبَّكَ وَٰسِعُ ٱلۡمَغۡفِرَةِۚ هُوَ أَعۡلَمُ بِكُمۡ إِذۡ أَنشَأَكُم مِّنَ ٱلۡأَرۡضِ
وَإِذۡ أَنتُمۡ أَجِنَّةٞ فِي بُطُونِ أُمَّهَٰتِكُمۡۖ فَلَا تُزَكُّوٓاْ أَنفُسَكُمۡۖ هُوَ أَعۡلَمُ
بِمَنِ ٱتَّقَىٰٓ ٣٢ أَفَرَءَيۡتَ ٱلَّذِي تَوَلَّىٰ ٣٣ وَأَعۡطَىٰ قَلِيلٗا وَأَكۡدَىٰٓ
٣٤ أَعِندَهُۥ عِلۡمُ ٱلۡغَيۡبِ فَهُوَ يَرَىٰٓ ٣٥ أَمۡ لَمۡ يُنَبَّأۡ بِمَا فِي صُحُفِ
مُوسَىٰ ٣٦ وَإِبۡرَٰهِيمَ ٱلَّذِي وَفَّىٰٓ ٣٧ أَلَّا تَزِرُ وَازِرَةٞ وِزۡرَ أُخۡرَىٰ
٣٨ وَأَن لَّيۡسَ لِلۡإِنسَٰنِ إِلَّا مَا سَعَىٰ ٣٩ وَأَنَّ سَعۡيَهُۥ سَوۡفَ يُرَىٰ
٤٠ ثُمَّ يُجۡزَىٰهُ ٱلۡجَزَآءَ ٱلۡأَوۡفَىٰ ٤١ وَأَنَّ إِلَىٰ رَبِّكَ ٱلۡمُنتَهَىٰ ٤٢
وَأَنَّهُۥ هُوَ أَضۡحَكَ وَأَبۡكَىٰ ٤٣ وَأَنَّهُۥ هُوَ أَمَاتَ وَأَحۡيَا ٤٤



27 Ҳамоно касоне, ки ба растохези рӯзи қиёмат имон надоранд, фариштагонро бо номҳои занона номгузорӣ мекунанд. Ба ақидаи онҳо гӯё фариштагон духтарони Худо ҳастанд. Худо аз тӯҳматҳои кофирону мушрикон поку муқаддас аст.

28 Ва мушрикон дар бораи ин номгузориашон дониш надоранд. Онҳо оиди ин корашон танҳо аз тахмин ва гумон пайравӣ менамоянд. Ва гумон аз ҳақ чизеро бениёз намегардонад ва ҷойи онро намегирад.

29 Пас, эй Паёмбар, аз он кас, ки ба зикри Худо пушт карда ва ҷуз зиндагонии дунё чизе намехоҳад, ба охират имон намеорад ва барояш омодагӣ намебинад, рӯй бигардон.

30 Ҳадди ниҳоии кофирон аз дониш ҳамин талаби дунё аст. Зеро онҳо ҷоҳил буда, ба яқин нарасидаанд. Эй Паёмбар, ҳар ки аз роҳи ҳақ каҷ рафтааст, Парвардигорат Ӯро беҳтар медонад ва Ӯ ба он кас, ки ба роҳи рост ҳидоят ёфтааст, Донотар аст. Чизе аз Ӯ пинҳон нест.

31 Ва он чи дар осмонҳо ва он чи дар замин вуҷуд дорад, аз рӯи моликият, ҳукмфармоӣ, офариниш ва тадбир ягона аз Аллоҳ (ч) аст. Аллоҳ (ч) мавҷудоти байни осмонҳо ва заминро офаридааст,[1] то ба он касоне, ки дар дунё бадӣ мекунанд, дар бадали аъмолашон ҷазои лоиқ диҳад ва ба мӯъминоне, ки амалҳои шоиста ба ҷо меоранд, бо ҷаннат подош диҳад.

32 Он бандагони некамал[2] касонеанд, ки аз гуноҳони кабира ва гуноҳони қабеҳ[3] дурӣ меҷӯянд, лекин[4] гуноҳони сағираашон бо тарки кабира ва анҷоми ибодатҳои бисёр бахшида мешавад. Эй Паёмбар, ҳамоно Парвардигорат Дорои мағфирати васеъ аст. Ҳар гоҳ бандагон аз гуноҳонашон тавба кунанд, онҳоро мебахшад. Ӯ замоне Падаратон Одамро аз хок офарид ва замоне шумо дар батни модаронатон ҷанин буда, марҳилаҳои пай дар пайи офаринишро паси сар менамудед, аз аҳволатон Огоҳтар буд ва Огоҳтар ҳаст.[5] Ҳеҷ чизе аз ин ҳолатҳо аз Ӯ махфӣ нест. Пас хештанро бо нисбат додан ба порсоӣ таърифу тавсиф накунед. Зеро Ӯ беҳтар медонад, ки чӣ касе бо иҷрои дастурот ва дурӣ ҷустан аз манъкардаҳояш парҳезкорӣ кардааст.

33 Оё зиштии ҳолати касеро, ки баъд аз наздик шудан ба Ислом аз он рӯй тофт, дидӣ?!

34 Ва моли андак дод ва онро боз дошт. Зеро бухл ба сиришташ табдил ёфтааст. Аммо бо ин вуҷуд, худро таърифу тавсиф мекунад.

35 Оё наздаш илми ғайб аст, пас ба ҳамин сабаб[6] ғайбро мебинад ва аз рӯи он сухан мекунад?!

36 Оё вай нисбат ба Худо дурӯғ мебофад?! Оё ба ин шахси нисбат ба Худо дурӯғбоф аз он чи дар саҳифаҳои нахустин, ки Худо онро бар Мӯсо (а) фуруд оварда буд, хабар дода нашудааст?!

37 Ва аз навиштаҳои саҳифаҳои Иброҳиме, ки тамоми дастуроти Худоро ба таври шоиста ба итмом расонид, хабар дода нашудааст?!

38 Навиштаҳои саҳифаҳои Мӯсо (а) ва Иброҳим (а) чунин буд, ки ҳеҷ инсон гуноҳи ғайрашро бар дӯш намегирад.

39 Ва ин ки ҳар инсон танҳо ҷазои амали худро ҳосил менамояд.

40 Ва ин ки дар рӯзи қиёмат амалаш ба вай ошкор нишон дода мешавад.

41 Сипас ҷазои амалаш барояш ба пуррагӣ ато мегардад.

42 Ва ин ки эй Паёмбар, анҷом ва ҷойи бозгашти бандагон баъд аз марг ба сӯи Парвардигори туст.

43 Ва ин ки Ӯ ҳар киро хоҳад, хушҳол гардонда, механдонад ва ҳар киро хоҳад, андӯҳгин гардонда, мегирёнад.

44 Ва ин ки Ӯ зиндагонро дар дунё мемиронад ва ба мурдагон дар рӯзи растохез ҳаёт мебахшад.

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Гуноҳ ба сағира ва кабира тақсим мешавад;
2. Бидуни илм дар бораи Худо сухан гуфтан ниҳоят хатарнок аст;
3. Набояд шахс худро мадҳу таъриф кунад.

---

1. Ин қисмати ҷумла бо истифода аз китобҳои тафсир аз иловаҳои банда аст, то маҳалли таалluқи пешоянди “ل”-и ифодагари иллат маълум гардад. (**Мутарҷим**)
2. Дар бораи таҳлилҳои наҳвии ибтидои ин оят назарҳои гуногун ва ҷумлагӣ мақбул аст. Банда якеи онро, ки мубтадоро маҳзуф медонад, баргузидам. (**Мутарҷим**)
3. Пайванди гуноҳони зишт бар гуноҳони кабира, аз боби **атфи хос бар ом** аст. Гуноҳони зишт, монанди зино, дуздӣ, одамкушӣ ва ғайра. (**Мутарҷим**)
4. Истисно аз лиҳози қоидаи наҳви арабӣ истиснои мунқатеъ аст. (**Мутарҷим**)
5. Маҳалли таалluқи зарфи замони “**إِذْ**” калимаи “**أعلم**” аст. (**Мутарҷим**)
6. Ҳарфи “**ف**” барои ифодаи сабаб аст. (**Мутарҷим**)

45 Ва ин ки Ӯ ду ҷуфти нар ва модаро офаридааст-
46 аз нутфа офаридааст, вакте он дар раҳми зан
гузошта шавад.
47 Ва ин ки баъд аз марг дубора зинда гардонидани
мурдагон бар Худо аст.
48 Ва ин ки Ӯ аз бандагонаш ҳар киро хоҳад, тавон-
гар месозад ва ба ҳар ки хоҳад, сармоя[1] медиҳад.
49 Ва ин ки Ӯ Парвардигори ситорае ба номи
“**Шиъро**” аст. Баъзе аз қабилаҳои араб онро
мепарастиданд.
50 Ва ин ки Ӯ Оди аввали[2] қавми Ҳудро вақте бар
куфрашон боқӣ монданд, ҳалок кард.
51 Ва Самуди қавми Солеҳро ҳалок кард. Пас аз онҳо
касеро боқӣ нагузошт.
52 Ва қабл аз Оду Самуд қавми Нӯҳро ҳалок сохт.
Яқинан қавми Нӯҳ (а) аз Оду Самуд золимтар ва
саркаштар буданд. Далели золимтар ва саркаштар
буданашон он аст, ки Нӯҳ (а) нуҳсаду панҷоҳ сол
онҳоро ба сӯи яктопарастӣ даъват кард, вале имон
наоварданд.
53 Ва деҳаҳои қавми Лутро ба ҷониби осмон
бардошт, сипас он деҳаҳоро чаппа карда, ба сӯи
замин сарозер афканд.
54 Сипас он деҳаҳоро баъди ҷониби замин сарнагун-
шавӣ сангҳои зиёд пӯшонида, зери сангборон
монданд.
55 Пас, эй инсон, дар бораи кадом як нишонаҳои
Парвардигорат, ки далели кудрати Ӯст, ҷидол
мекунӣ?! Оё панд намегирӣ?!
56 Ин Паёмбаре, ки ба сӯйи шумо фиристода
шудааст, аз навъи паёмбарони бимдиҳандаи қаблан
гузаштааст.
57 Қиёмат наздик шудааст.
58 Ба ҷуз Аллоҳ (ҷ) ҳеҷ кас ва ҳеҷ чиз онро бартараф
сохта ва аз замони вуқӯи он огоҳ гашта наметавонад.[3]
59 Оё аз Қуръон тааҷҷуб мекунед, ки он аз назди Худо омадааст?!
60 Ва тамасхуркунон ба Қуръон механдед ва ҳангоми шунидани пандҳои он гиря намекунед?!
61 Ва шумо аз иршодоташ ғофил буда, парвои онро надоред?!
62 Пас танҳо дар баробари Аллоҳ (ҷ) саҷда намоед ва холис Ӯро бипарастед.




## СУРАИ “ҚАМАР”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ПАНҶОВУ ЧОРУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ПАНҶОВУ ПАНҶ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Ёдоварии оятҳои бимдиҳанда ва нишонаҳои қудрати илоҳӣ, низ баёни оқибати такзибкунандагон. Аз ин сабаб, дар ин сура ояти “**Ва бегумон Мо Қуръонро барои панд гирифтан осон гардонидаем, пас оё пандгирандае ҳаст**” такрор ба такрор омадааст.

### Тафсир:

1 Омадани қиёмат наздик шуд ва моҳ дар аҳди Паёмбар (с) дуним гашт. Дуним гаштани моҳ аз мӯъҷизаҳои ҳиссии Паёмбар (с) буд.
2 Ва агар мушрикон далелу мӯъҷизаи исботкунандаи ростқавлии Паёмбар (с)-ро бинанд, аз қабули он рӯй мегардонанд ва мегӯянд: “**Он чи мо аз далелу мӯъҷиза мебинем, ҷодуи аз байнраванда аст.**”
3 Ва ҳақиқати барояшон омадаро дурӯғ донистанд ва дар такзиби он аз хостаҳояшон пайравӣ карданд. Ва ҳар кори неку бад рӯзи қиёмат қарор мегирад ва ба ниҳояташ мерасад. Хайр бо аҳлаш дар ҷаннат ва шар бо аҳлаш дар дӯзах қарор мегиранд.
4 Ва яқинан ба аҳли Макка аз саргузашти умматҳои гузашта, ки Худо онҳоро ба сабаби куфру ситамашон ҳалок гардонида буд, ахбори барои аз куфру зулм боз доштанашон кофӣ омадааст.
5 Он чи аз ахбори гузаштагон ба ин кофирон омадааст, ҳикмати том аст, то далел бар онҳо барпо гардад. Пас оятҳои Қуръон[4] ба қавме, ки ба Худо ва рӯзи охират имон намеоранд, суд намебахшад.
6 Эй Паёмбар, модом ки кофирони Макка ҳидоят наёфтанд, пас аз онҳо рӯй гардон ва раҳояшон намо. Он рӯзеро ёд кун, ки фариштаи муваззаф ба дамидан дар сур онҳоро ба сӯи кори он чунон мудҳише фаро мехонад, ки халоиқ қаблан монанди онро намешинохтанд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Мутаассир нагаштан аз Қуръон нишонаи бад аст;
2.Пайравии ҳавову ҳавас дар дунё ва охират хатарнок аст;
3.Панд нагирифтан аз ҳалокати умматҳои қаблӣ яке аз сифатҳои кофирон аст.

1. Ба монанди бино, ҳайвонот, боғ ва ғайра (**Мутарҷим**)
2.Азбаски қавми Ҳуд аз қавми Самуд пештар гузаштаанд, онҳоро Оди аввал ва Самудро Оди сонӣ мегӯянд. (**Мутарҷим**)
3. Ҷумлаи “**ليس لها من دون الله كاشفة**” аз ҷониби муфассирон ба ду маънои **бартараф сохтан** ва **огоҳӣ аз замони вуқӯи қиёмат** тафсир шуда аст. Муаллифон ҳарду маъноро инҷо ҷамъ кардаанд. (**Мутарҷим**)
4. Имом Ибни Ошур (р) калимаи “**النذر**”-ро оятҳои Қуръони карим гуфта аст. (**Мутарҷим**)

خُشَّعًا أَبْصَٰرُهُمْ يَخْرُجُونَ مِنَ ٱلْأَجْدَاثِ كَأَنَّهُمْ جَرَادٌ مُّنتَشِرٌ ٧
مُّهْطِعِينَ إِلَى ٱلدَّاعِ يَقُولُ ٱلْكَٰفِرُونَ هَٰذَا يَوْمٌ عَسِرٌ ٨ ۞ كَذَّبَتْ
قَبْلَهُمْ قَوْمُ نُوحٍ فَكَذَّبُوا۟ عَبْدَنَا وَقَالُوا۟ مَجْنُونٌ وَٱزْدُجِرَ ٩ فَدَعَا
رَبَّهُۥٓ أَنِّى مَغْلُوبٌ فَٱنتَصِرْ ١٠ فَفَتَحْنَآ أَبْوَٰبَ ٱلسَّمَآءِ بِمَآءٍ مُّنْهَمِرٍ
١١ وَفَجَّرْنَا ٱلْأَرْضَ عُيُونًا فَٱلْتَقَى ٱلْمَآءُ عَلَىٰٓ أَمْرٍ قَدْ قُدِرَ ١٢
وَحَمَلْنَٰهُ عَلَىٰ ذَاتِ أَلْوَٰحٍ وَدُسُرٍ ١٣ تَجْرِى بِأَعْيُنِنَا جَزَآءً لِّمَن كَانَ
كُفِرَ ١٤ وَلَقَد تَّرَكْنَٰهَآ ءَايَةً فَهَلْ مِن مُّدَّكِرٍ ١٥ فَكَيْفَ كَانَ
عَذَابِى وَنُذُرِ ١٦ وَلَقَدْ يَسَّرْنَا ٱلْقُرْءَانَ لِلذِّكْرِ فَهَلْ مِن مُّدَّكِرٍ ١٧
كَذَّبَتْ عَادٌ فَكَيْفَ كَانَ عَذَابِى وَنُذُرِ ١٨ إِنَّآ أَرْسَلْنَا عَلَيْهِمْ رِيحًا
صَرْصَرًا فِى يَوْمِ نَحْسٍ مُّسْتَمِرٍّ ١٩ تَنزِعُ ٱلنَّاسَ كَأَنَّهُمْ أَعْجَازُ نَخْلٍ
مُّنقَعِرٍ ٢٠ فَكَيْفَ كَانَ عَذَابِى وَنُذُرِ ٢١ وَلَقَدْ يَسَّرْنَا ٱلْقُرْءَانَ
لِلذِّكْرِ فَهَلْ مِن مُّدَّكِرٍ ٢٢ كَذَّبَتْ ثَمُودُ بِٱلنُّذُرِ ٢٣ فَقَالُوٓا۟ أَبَشَرًا
مِّنَّا وَٰحِدًا نَّتَّبِعُهُۥٓ إِنَّآ إِذًا لَّفِى ضَلَٰلٍ وَسُعُرٍ ٢٤ أَءُلْقِىَ ٱلذِّكْرُ عَلَيْهِ
مِنۢ بَيْنِنَا بَلْ هُوَ كَذَّابٌ أَشِرٌ ٢٥ سَيَعْلَمُونَ غَدًا مَّنِ ٱلْكَذَّابُ ٱلْأَشِرُ
٢٦ إِنَّا مُرْسِلُوا۟ ٱلنَّاقَةِ فِتْنَةً لَّهُمْ فَٱرْتَقِبْهُمْ وَٱصْطَبِرْ ٢٧

نصف الحزب ٥٣



(7) Онҳо дар ҳоле аз қабрҳояшон берун мешаванд, ки чашмонашон аз шиддати қиёмат фурӯҳишта буда, онҳо дар бисёрӣ ва омехташавӣ мисли он ки малахи пароканда бошанд.
(8) Ба сӯи даъваткунанда ҷониби маҳшар мешитобанд. Кофирон аз мушоҳидаи шиддат ва даҳшатҳои охират мегӯянд: "**Ин рӯзи бағоят душвор аст.**"

Чун Худо дар оятҳои қаблӣ аз даъвати Паёмбар (с) рӯй тофтани кофиронро зикр кард, дар оятҳои зерин бо мақсади тасаллӣ додани он кас хабар дод, ки умматҳои гузашта низ паёмбаронашоро ба дурӯғгӯӣ нисбат медоданд.

(9) Эй Паёмбар, қабл аз такзибкунандагони қавми ту қавми Нӯҳ (а) Паёмбарашонро такзиб кардаанд. Пас вақте Мо бандаи Худ Нӯҳ (а)-ро наздашон фиристодем, ӯро дурӯғгӯ шумурданд ва гуфтанд: "**Ӯ дево-на аст.**" Ва онҳо Нӯҳ (а)-ро бо ҳар дашному носазо-гӯӣ ва таҳдид ба қатл аз адои рисолат боз доштанд.
(10) Пас Нӯҳ (а) Парвардигорашро дуо карда гуфт: "**Ба дурустӣ ки қавмам маро мағлуб сохта, даъватамро напазируфтанд. Пас бо фуруд овардани уқубати Хеш аз онҳо интиқом бигир.**"
(11) Пас, Мо дарҳои осмонро бо оби паёпайи фаровон резанда боз намудем.
(12) Ва чашмаҳои заминро шикофтем ва аз тамоми ҷойи замин об фаввора мезад. Пас оби осмону замин ба хотири[1] коре, ки Худо онро дар азал муқаддар сохта буд, якҷо гардид. Онҳо ба истиснои касоне, ки Парвардигор наҷоташон дод, ҷумлагӣ ғарқ шуданд.
(13) Ва Нӯҳро бар киштии дорои тахтаҳо ва меххо[2] савор намудем ва ӯро бо пайравонаш аз ҳалокат наҷот додем.
(14) Киштӣ дар мавҷҳои пурталотуми об зери назар ва ҳифзи Мо ҳаракат мекард. Мо ин корро барои подош додани Нӯҳ (а), ки қавмаш ӯро дурӯғгӯ донистанд ва ба нубувваташ кофир гаштанд, анҷом додем.
(15) Ва ба дурустӣ, Мо ин уқубати қавми Нӯҳ (а)-ро ҳамчун ибрат гузоштем. Пас, оё ибратпазире ҳаст, ки аз таърихи онҳо панд бигирад.
(16) Пас, уқубати Ман дар ҳаққи такзибгарон ва онҳоро аз ҳалокат бим доданам[3] чӣ гуна буд?! Уқубатам чунон мудҳиш буд, ки аз доираи тавсиф берун аст![4]
(17) Ва Мо яқинан Қуръонро барои аз он панд ва ибрат гирифтан осон гардонидаем. Пас оё ибратпазире ҳаст, ки аз андарзҳои он панд бигирад?!
(18) Қавми Од Паёмбарашон Ҳуд (а)-ро ба дурӯғгӯӣ нисбат доданд. Пас, эй аҳли Макка, андеша кунед, ки уқубатам нисбат ба онҳо чӣ гуна буд?! Ва андеша кунед, ки Ман бо азоб додани эшон дигаронро читавр хушдор додам?!
(19) Ҳамоно Мо бар қавми Ҳуд (а) дар рӯзи бад ва номубораке, ки наҳсии он барояшон то рӯзи вурудашон ба ҷаҳаннам идомаёбанда аст, тундбоди сардеро фиристодем.
(20) Он тундбод мардумро аз ҷояшон бармеканд, мисли он ки онҳо танаҳои дарахти хурмои аз бех кандашуда бошанд ва сарозер ба замин меандохт.
(21) Пас, эй аҳли Макка, андеша кунед, ки азобам нисбат ба онҳо чӣ гуна буд?! Ва андеша кунед, ки Ман бо уқубат кардани онҳо читавр дигаронро хушдор додам?!
(22) Ва Мо яқинан Қуръонро барои аз он панду ибрат гирифтан осон гардонидаем. Пас оё ибратпазире ҳаст, ки аз андарзҳои он панд бигирад?!
(23) Қавми Самуд бим додан ва хушдорҳои Паёмбарашон Солеҳро дурӯғ ҳисобиданд.
(24) Пас бо инкор гуфтанд: "**Оё як инсонеро аз навъи худамон пайравӣ мекунем?! Ҳамоно агар мо тобеи ӯ шавем, дар ин сурат аз роҳи дуруст дар дурию инҳироф ва ранҷ қарор мегирем.**
(25) **Оё пайғоми Худо аз байнамон махсус барои Солеҳ фуруд оварда шудааст?! Не, чунин нест, балки ӯ дурӯғгӯи гузарои бисёр худхоҳ аст.**"
(26) Ҳатман онҳо рӯзи қиёмат хоҳанд донист, ки чӣ касе дурӯғгӯи гузарои бисёр худхоҳ аст?! Солеҳ ё онҳо?!
(27) Бегумон Мо модашутурро ба хотири имтиҳон аз харсанг берун меорем ва наздашон мефиристем. Пас, эй Солеҳ, мунтазир бишав ва назорат бикун, ки онҳо бо он модашутур чӣ кор мекунанд ва нисбат ба худашон чӣ воқеа рух медиҳад ва дар баробари озорашон сабр намо.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Дуои бад алайҳи кофире, ки аз роҳаш барнамегардад, раво аст;
2.Ҳалок сохтани такзибгарон ва наҷот додани мӯъминон қонуни тағйирнопазири Худо аст;
3.Қуръон барои ҳифз ва гирифтани панду ибрат осон гардонида шудааст.

---

1. Ҳарфи "على" ифодагари маънои иллат аст. (**Мутарҷим**)
2. Ин тавсиф матонат ва мустаҳкам сохта шудани киштиро ифода менамояд. (**Мутарҷим**)
3. Калимаи "نُذُر" ба эътибори тафсири соҳибони китоб ба маънои "إنذار", яъне бим додан аст. Имом Алӯсӣ (р) низ дар тафсираш инро зикр карда ва калимаи "نُذُر"-ро ҷамъи масдари "إنذار" гуфта аст. (**Мутарҷим**)
4. Ҷумлаи охир бо мақсади баёни пурсиши оят аз тафсири "**Рӯҳ-ул-маон**"-и Имом Алӯсӣ (р) иқтибос оварда шуда аст. (**Мутарҷим**)

وَنَبِّئۡهُمۡ أَنَّ ٱلۡمَآءَ قِسۡمَةُۢ بَيۡنَهُمۡۖ كُلُّ شِرۡبٖ مُّحۡتَضَرٞ ٢٨ فَنَادَوۡاْ صَاحِبَهُمۡ
فَتَعَاطَىٰ فَعَقَرَ ٢٩ فَكَيۡفَ كَانَ عَذَابِي وَنُذُرِ ٣٠ إِنَّآ أَرۡسَلۡنَا عَلَيۡهِمۡ
صَيۡحَةٗ وَٰحِدَةٗ فَكَانُواْ كَهَشِيمِ ٱلۡمُحۡتَظِرِ ٣١ وَلَقَدۡ يَسَّرۡنَا ٱلۡقُرۡءَانَ
لِلذِّكۡرِ فَهَلۡ مِن مُّدَّكِرٖ ٣٢ كَذَّبَتۡ قَوۡمُ لُوطِۭ بِٱلنُّذُرِ ٣٣ إِنَّآ أَرۡسَلۡنَا
عَلَيۡهِمۡ حَاصِبًا إِلَّآ ءَالَ لُوطٖۖ نَّجَّيۡنَٰهُم بِسَحَرٖ ٣٤ نِّعۡمَةٗ مِّنۡ عِندِنَاۚ
كَذَٰلِكَ نَجۡزِي مَن شَكَرَ ٣٥ وَلَقَدۡ أَنذَرَهُم بَطۡشَتَنَا فَتَمَارَوۡاْ بِٱلنُّذُرِ
٣٦ وَلَقَدۡ رَٰوَدُوهُ عَن ضَيۡفِهِۦ فَطَمَسۡنَآ أَعۡيُنَهُمۡ فَذُوقُواْ عَذَابِي
وَنُذُرِ ٣٧ وَلَقَدۡ صَبَّحَهُم بُكۡرَةً عَذَابٞ مُّسۡتَقِرّٞ ٣٨ فَذُوقُواْ
عَذَابِي وَنُذُرِ ٣٩ وَلَقَدۡ يَسَّرۡنَا ٱلۡقُرۡءَانَ لِلذِّكۡرِ فَهَلۡ مِن مُّدَّكِرٖ ٤٠
وَلَقَدۡ جَآءَ ءَالَ فِرۡعَوۡنَ ٱلنُّذُرُ ٤١ كَذَّبُواْ بِـَٔايَٰتِنَا كُلِّهَا فَأَخَذۡنَٰهُمۡ
أَخۡذَ عَزِيزٖ مُّقۡتَدِرٍ ٤٢ أَكُفَّارُكُمۡ خَيۡرٞ مِّنۡ أُوْلَٰٓئِكُمۡ أَمۡ لَكُم بَرَآءَةٞ
فِي ٱلزُّبُرِ ٤٣ أَمۡ يَقُولُونَ نَحۡنُ جَمِيعٞ مُّنتَصِرٞ ٤٤ سَيُهۡزَمُ ٱلۡجَمۡعُ
وَيُوَلُّونَ ٱلدُّبُرَ ٤٥ بَلِ ٱلسَّاعَةُ مَوۡعِدُهُمۡ وَٱلسَّاعَةُ أَدۡهَىٰ وَأَمَرُّ ٤٦
إِنَّ ٱلۡمُجۡرِمِينَ فِي ضَلَٰلٖ وَسُعُرٖ ٤٧ يَوۡمَ يُسۡحَبُونَ فِي ٱلنَّارِ عَلَىٰ
وُجُوهِهِمۡ ذُوقُواْ مَسَّ سَقَرَ ٤٨ إِنَّا كُلَّ شَيۡءٍ خَلَقۡنَٰهُ بِقَدَرٖ ٤٩



28 Ва ба қавмат хабар бидеҳ, ки оби чоҳашон дар байни онҳо ва модашутур тақсимшуда аст. Як рӯз аз қавмат ва як рӯз аз модашутур буда, дар ҳиссаи ҳар рӯза танҳо соҳиби он ҳозир мешавад.

29 Пас қавми Солеҳ дӯсташонро фарёд карданд, то модашутурро бикушад. Пас вай шамшерро гирифт ва амри қавмашро ба ҷо оварда, онро ба ба қатл расонд.

30 Пас, эй аҳли Макка, дар бораи он ки Ман онҳоро чӣ гуна азоб кардам ва чӣ гуна бо азоби онҳо дигаронро бим додам, биандешед?!

31 Ба дурустӣ ки Мо бар онҳо ҳамагӣ як садоро барангехтем ва он садо ҳамаашонро ҳалок сохт. Пас, онҳо монанди шохаҳои хушки зери пойи чорпоёни оғил поймолшудаи шахси оғилдор гаштанд.

32 Ва ҳамоно Мо Қуръонро барои аз он панд ва ибрат гирифтан осон гардонидаем. Пас, оё касе ҳаст, ки аз андарзҳои он панд бигирад?!

33 Қавми Лут бим додану хушдорҳои Паёмбарашон Лутро дурӯғ шумурданд.

34 Ҳамоно Мо бар ин қавм тундбодеро барангехтем, ки онҳоро сангрборон мекард, ба ҷуз хонадони Лут (а), ки субҳгоҳон онҳоро аз ин азоб раҳоӣ бахшидем. Лут (а) ҳамроҳи хонадонаш қабл аз вуқӯи азоб дар қисмати охири шаб аз он деҳа берун шуд.

35 Мо хонадони ӯро аз уқубат раҳонидем, то нисбаташон аз назди Худ инъом намоем. Он гуна ки ба Лут (а) подош додем, ҳамин тавр ба ҳар кас, ки шукри неъматҳои Худоро ба ҷо меорад, подош медиҳем.

36 Ва дар ҳақиқат Лут (а) онҳоро аз уқубати Мо бим дод. Пас онҳо дар бораи бим додани вай ҷидол карда, онро дурӯғ ҳисобиданд.

37 Ва ин қавми бадкор аз Лут (а) дархост намуданд, ки онҳоро бо фариштагони ба сурати меҳмон ташрифоварда раҳо бисозад ва садди роҳашон нашавад, то нисбат ба меҳмонон амали фаҳшо анҷом диҳанд. Пас чашмонашонро аз дидани меҳмонон пӯшонидем ва меҳмононро дида натавонистанд. Ва ба онҳо гуфтем: “**Уқубати Ман ва натиҷаи аз бим доданам сарпечӣ намудаатонро бичашед.**”

38 Ва дар вақти субҳ ба онҳо азобе омад, ки то замони вурудашон ба охират идома меёбад. Дар охират азоби шадидтар домангирашон мегардад.

39 Ва ба онҳо гуфтем: “**Азоби Ман ва натиҷаи аз бим доданам сарпечӣ намудаатонро бичашед.**”

40 Ва ҳамоно Мо Қуръонро барои аз он панд ва ибрат гирифтан осон гардонидаем. Пас, оё касе ҳаст, ки аз андарзҳои он панд бигирад?!

41 Ва яқинан ба воситаи Мӯсо ва Ҳорун (а) ба Фиръавн хушдорҳои зиёд омада буд.

42 Қавми Фиръавн ҳамаи ҳуҷҷатҳои аз наздамон омадаро такзиб карданд. Пас Мо онҳоро дар ивази корашон ба сифати Парвардигори Ғолиби Қодире, ки мағлуб намегардад ва аз чизе оҷиз намешавад, азоб намудем.

43 Эй мардуми Макка, оё кофирони шумо аз кофирони ёдшудаи қавми Нӯҳ, Од, Самуд, Лут, Фиръавн ва қавмаш беҳтаранд ё шумо дар Китобҳои осмонӣ номаи озодӣ аз азобро доред?!

44 Ё кофирони Макка мегӯянд: “**Мо ҷамъи муттаҳиде ҳастем, ки ҳар касе ба мо қасди бад намояд ва иттиҳодамонро пароканда кардан хоҳад, аз вай интиқом мегирем**”?!

45 Ба зудӣ ҷамъи ин кофирон шикаст дода мешавад ва муқобили мӯъминон пушт мегардонанд.
Ин ваъдаи Худо рӯзи ҷанги Бадр таҳаққуқ пазируфт.

46 Балки қиёмате, ки дурӯғаш мешуморанд, замони ваъдаи азоби онҳост. Ва азоби қиёмат аз азоби дар ҷанги Бадр чашидаашон азимтар ва талхтар аст.

47 Яқинан он касоне, ки муртакиби куфру маъсият мешаванд, дар гумроҳӣ ва ранҷу азобанд.

48 Рӯзе, ки дар оташ бар чеҳраашон кашида мешаванд ва ба онҳо бо сарзаниш гуфта мешавад: “**Азоби оташи дӯзахро бичашед.**”

49 Ҳаққо, ки Мо тамоми мавҷудотро тибқи илм ва иродаи Хеш бо тақдири собиқ офарида ва дар Лавҳи Маҳфуз навиштаем.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Азоби Худо шахси ҷинояткор ва инчунин ҳар касеро, ки дар он ҷиноят саҳм гузоштааст, фаро мегирад;
2.Шукри неъматҳои Худо сабаби аз азоб эмин мондан мегардад;
3.Аз мӯъҷизаҳои Қуръони карим он аст, ки қабл аз ҷанги Бадр аз шикасти кофирон хабар дод ва ин далели ростии он аст;
4.Имон овардан ба тақдир фарзи айн аст.

وَمَآ أَمۡرُنَآ إِلَّا وَٰحِدَةٞ كَلَمۡحِۭ بِٱلۡبَصَرِ ٥٠ وَلَقَدۡ أَهۡلَكۡنَآ
أَشۡيَاعَكُمۡ فَهَلۡ مِن مُّدَّكِرٖ ٥١ وَكُلُّ شَيۡءٖ فَعَلُوهُ فِي ٱلزُّبُرِ
٥٢ وَكُلُّ صَغِيرٖ وَكَبِيرٖ مُّسۡتَطَرٌ ٥٣ إِنَّ ٱلۡمُتَّقِينَ
فِي جَنَّٰتٖ وَنَهَرٖ ٥٤ فِي مَقۡعَدِ صِدۡقٍ عِندَ مَلِيكٖ مُّقۡتَدِرِۭ ٥٥

## سُورَةُ الرَّحۡمَٰن

ترتيبها ٥٥ — آياتها ٧٨

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

الحزب ٥٤
ٱلرَّحۡمَٰنُ ١ عَلَّمَ ٱلۡقُرۡءَانَ ٢ خَلَقَ ٱلۡإِنسَٰنَ ٣ عَلَّمَهُ ٱلۡبَيَانَ ٤
ٱلشَّمۡسُ وَٱلۡقَمَرُ بِحُسۡبَانٖ ٥ وَٱلنَّجۡمُ وَٱلشَّجَرُ يَسۡجُدَانِ ٦
وَٱلسَّمَآءَ رَفَعَهَا وَوَضَعَ ٱلۡمِيزَانَ ٧ أَلَّا تَطۡغَوۡاْ فِي ٱلۡمِيزَانِ ٨
وَأَقِيمُواْ ٱلۡوَزۡنَ بِٱلۡقِسۡطِ وَلَا تُخۡسِرُواْ ٱلۡمِيزَانَ ٩ وَٱلۡأَرۡضَ
وَضَعَهَا لِلۡأَنَامِ ١٠ فِيهَا فَٰكِهَةٞ وَٱلنَّخۡلُ ذَاتُ ٱلۡأَكۡمَامِ ١١
وَٱلۡحَبُّ ذُو ٱلۡعَصۡفِ وَٱلرَّيۡحَانُ ١٢ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ
١٣ خَلَقَ ٱلۡإِنسَٰنَ مِن صَلۡصَٰلٖ كَٱلۡفَخَّارِ ١٤ وَخَلَقَ ٱلۡجَآنَّ مِن
مَّارِجٖ مِّن نَّارٖ ١٥ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ١٦ رَبُّ
ٱلۡمَشۡرِقَيۡنِ وَرَبُّ ٱلۡمَغۡرِبَيۡنِ ١٧ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ١٨



(50) Ва вақте ки ба вуҷуд овардани чизеро хоҳем, фармони Мо ҷуз гуфтани як ҷумлаи “**Ҳаст шав**” беш нест. Бо ҳамин он монанди як бор ба ҳам задани чашм дар ҳол пайдо мешавад.

(51) Ва бегумон Мо умматҳои гузаштаи дар куфр шабеҳи шуморо ҳалок гардонидем. Пас оё ибратпазире ҳаст, ки аз ин ибрат бигирад ва аз куфраш боз истад?!

(52) Ва ҳар кореро, ки бандагон анҷом медиҳанд, он дар китобҳои фариштагони котиби аъмол навишта ва сабтшуда аст. Ҳеҷ амали онҳо аз фариштагон фавт намешавад.

(53) Ва ҳар як гуфтору кирдори хурд ва калон дар саҳифаҳои аъмол ва Лавҳи Маҳфуз навишташуда аст. Ба зудӣ онҳо барои ҳар як гуфтору кирдори хеш ҷазои сазовор мебинанд.[1]

(54) Ҳамоно бандагоне, ки бо иҷрои дастурот ва дурӣ аз мамнӯъоти шариат парҳекорӣ мекунанд, дар боғҳову наҳрҳои ҷорӣ ҷой мегиранд. Онҷо аз неъматҳои мухталифи Парвардигорашон баҳра мебаранд.

(55) Дар ҷои нишасти писандида,[2] ки дар он беҳудагӣ ва гуноҳ нест, назди Худои Молику Подшоҳи мутлақи бағоят Қудратманд.

Модом ки аҳли ҷаннат дар чунин мақоманд, пас аз неъматҳои дар онҷо ҳосил менамудаашон мапурс!

### СУРАИ “РАҲМОН”
### АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА
### АЗ РӮИ ТАРТИБ ПАНҶОВУ ПАНҶУМ СУРАИ ҚУРЪОН
### ДОРОИ ҲАФТОДУ ҲАШТ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Бо мақсади тарғиби имону сипосгузорӣ аз неъматҳо ва бим додан аз куфру носипосӣ, огоҳ кунонидани бандагон аз неъматҳои дилрабо ва осори раҳмати дар дунё ва охират ошкори илоҳӣ.

### Тафсир:

(1) Аллоҳи Соҳиби раҳмати бағоят паҳновар -[3]

(2) Қуръонро бо осон сохтани ҳифзи лафз ва фаҳми маъноящ ба мардум таълим дод,-

(3) инсонро дар беҳтарин сурат офарид, -

(4) барояш таълим дод, ки чӣ гуна он чиро дар қалбаш мавҷуд аст, бо роҳи нутқу навиштан баён созад.

(5) Офтоб ва моҳ бо ҳисоби муайяни дақиқ ҳаракат мекунанд, то мардум теъдоди солҳо ва ҳисобро бидонанд.

(6) Ва растаниҳои бесоқа ва дарахтон ихтиёран амри Худоро ба ҷо меоранд ва аз дастуроташ итоат мекунанд.[4]

(7) Ва осмонро чун сақфи замин барафрошта офарид ва адолатро дар замин муқаррар намуда, бандагонашро ба риояи он амр кард.

(8) Адолатро дар замин муқаррар гардонид, то шумо мардум дар ҳаққи якдигар зулм ва дар тарозӯ хиёнат накунед.

(9) Ва вазнро дар байни хеш бо адолат иҷро намоед ва вақте барои дигарон чизеро бармекашед, аз тарозӯ кам насозед.

(10) Ва заминро бо ин низоми шигифтангез барои сукунати халоиқ ба вуҷуд овард.

(11) Дар замин дарахтони мевадиҳанда ва дарахтони хурмои дорои ғилофҳо аст.

(12) Ва дар замин донаҳои ба монанди гандум ва ҷав дорои коҳ ва набототи хушбӯ аст.

(13) Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!

(14) Худо Одам (а)-ро аз гили хушки монанди сафол офарид.

(15) Ва Иблиси падари ҷинҳоро аз шӯълаи оташи аз дуд тоза ҳаст намуд.

(16) Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!

(17) Ӯ Парвардигори машриқи тобистона ва зимистона ва мағриби тобистона ва зимистонаи офтоб аст.

(18) Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Тамоми корҳои хурду бузурги бандагон дар номаи аъмолашон навишта мешавад;
2.Дар оғози неъматҳои ин сура зикри Қуръон далели шарофат ва азамати он аст;
3.Адолат дар Ислом аҳамияти зиёд дорад;
4.Неъматҳои Худо аз мо талаб менамоянд, ки онҳоро шиносем ва Соҳибашонро сипосгузорӣ кунем.

---

1. Ин оят таъкиди ояти каримаи қаблӣ аст. (**Мутарҷим**)
2. Мурод аз “**صدق مقعد**” **ҷои нишасти барои соҳибаш писандида** аст. (**Мутарҷим**)
3. Калимаи “**الرحمان**” мубтадо ва оятҳои дуюму сеюму чорум хабари он аст. (**Мутарҷим**)
4. Тафсири **саҷдаи растаниҳои бесоқа ва дарахтон** ба маънои **ихтиёран итоат кардан аз амри Худо** аз Имом Муҷоҳид (р) ривоят шуда аст. (**Мутарҷим**)

مَرَجَ ٱلۡبَحۡرَيۡنِ يَلۡتَقِيَانِ ١٩ بَيۡنَهُمَا بَرۡزَخٞ لَّا يَبۡغِيَانِ ٢٠ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ
رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ٢١ يَخۡرُجُ مِنۡهُمَا ٱللُّؤۡلُؤُ وَٱلۡمَرۡجَانُ ٢٢ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ
رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ٢٣ وَلَهُ ٱلۡجَوَارِ ٱلۡمُنشَـَٔاتُ فِي ٱلۡبَحۡرِ كَٱلۡأَعۡلَٰمِ ٢٤
فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ٢٥ كُلُّ مَنۡ عَلَيۡهَا فَانٖ ٢٦ وَيَبۡقَىٰ وَجۡهُ
رَبِّكَ ذُو ٱلۡجَلَٰلِ وَٱلۡإِكۡرَامِ ٢٧ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ٢٨
يَسۡـَٔلُهُۥ مَن فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِۚ كُلَّ يَوۡمٍ هُوَ فِي شَأۡنٖ ٢٩ فَبِأَيِّ
ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ٣٠ سَنَفۡرُغُ لَكُمۡ أَيُّهَ ٱلثَّقَلَانِ ٣١ فَبِأَيِّ
ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ٣٢ يَٰمَعۡشَرَ ٱلۡجِنِّ وَٱلۡإِنسِ إِنِ ٱسۡتَطَعۡتُمۡ
أَن تَنفُذُواْ مِنۡ أَقۡطَارِ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِ فَٱنفُذُواْۚ لَا تَنفُذُونَ
إِلَّا بِسُلۡطَٰنٖ ٣٣ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ٣٤ يُرۡسَلُ عَلَيۡكُمَا
شُوَاظٞ مِّن نَّارٖ وَنُحَاسٞ فَلَا تَنتَصِرَانِ ٣٥ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا
تُكَذِّبَانِ ٣٦ فَإِذَا ٱنشَقَّتِ ٱلسَّمَآءُ فَكَانَتۡ وَرۡدَةٗ كَٱلدِّهَانِ
٣٧ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ٣٨ فَيَوۡمَئِذٖ لَّا يُسۡـَٔلُ عَن
ذَنۢبِهِۦٓ إِنسٞ وَلَا جَآنّٞ ٣٩ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ٤٠
يُعۡرَفُ ٱلۡمُجۡرِمُونَ بِسِيمَٰهُمۡ فَيُؤۡخَذُ بِٱلنَّوَٰصِي وَٱلۡأَقۡدَامِ ٤١



(19) Худо баҳри шӯр ва ширинро дар ҳоле зоҳиран якҷо мешаванд, равон сохт.
(20) Дар байнашон монеае аст, ки ҳар якеро аз туғён бар дигараш манъ месозад, то шӯрӣ ва ширинии он ду боқӣ бимонад.
(21) Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
(22) Аз маҷмӯи он ду баҳр марвориди хурду калон берун меояд.
(23) Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
(24) Ва ҳукмфармоии киштиҳои дар баҳр чун кӯҳҳо бо бодбонҳои барафрошта ҷорӣ танҳо аз Аллоҳ (ҷ) аст.
(25) Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
(26) Ҳамаи халоиқи рӯзи замин ногузир ҳалокшаванда ҳастанд.
(27) Ва эй Паёмбар, ягона Парвардигори ту, ки Соҳиби азамат ва эҳсон бар бандагон аст, пойдор мемонад. Ӯ Зоти Зиндаи Поянда аст.
(28) Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
(29) Тамоми фариштагони осмонҳо ва ҷинну инси замин пайваста ҳоҷатҳояшонро аз Худо мехоҳанд. Ӯ ҳар вақт дар коре /ба мисли зинда сохтан, миронидан, рӯзӣ додан, фақиру тавонгар гардондан/ аз корҳои бандагон аст.
(30) Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
(31) Эй инсонҳо ва ҷинҳо, Мо яқинан ба зудӣ қасди ҳисобу китоби шуморо хоҳем кард[1] ва ба ҳар кас подоши нек ё бади лоиқи амалашро хоҳем дод.
(32) Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
(33) Худо рӯзи қиёмат ба инсонҳо ва ҷинҳо мегӯяд: **“Эй ҷамоаи ҷинҳо ва инсонҳо! Агар аз атрофи осмонҳо ва замин барои берун рафтани хеш роҳи баромад пайдо карда тавонед, пас ин корро анҷом диҳед ва аз байни он ду берун равед. Ҳеҷ гоҳ шумо чунин кореро ҷуз бо қудрату қувват кардан наметавонед. Аммо шумо аз куҷо чунин қудрату қувват доред?!”**[2]
(34) Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
(35) Эй ҷинҳо ва инсонҳо! Бар шумо шӯълаи холӣ аз дуд ва дуди холӣ аз шӯъла фиристода мешавад. Пас худро аз он муҳофизат карда наметавонед.
(36) Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
(37) Пас чун осмон барои нузули фариштагон бишикофад, пас он монанди равғани гудохта сурх гардад.
(38) Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
(39) Пас дар он рӯзи даҳшатовар аз ҳеҷ инсон ва ҷинне дар бораи гуноҳаш пурсида намешавад. Чунки Худо ҳамаи онро медонад.
(40) Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
(41) Гунаҳкорон рӯзи қиёмат бо аломати сиёҳии чеҳра ва кабудии чашмонашон шиносоӣ мегарданд. Пас аз мӯйҳои пешонӣ ва қадамҳои онҳо гирифта шуда, ба оташ андохта мешаванд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Якҷо шудани оби шӯру ширин бе он ки таъмаш омехта гардад, аз нишонаҳои қудрати Худо аст;

2.Фанопазирии кулли мавҷудот ва пойдории Худо тарғибгари он аст, ки бояд бандагон танҳо ба Зоти Поянда дил банданд;

3.Кофирон дар дӯзах ба азобҳои гуногун дучор мешаванд.

---

1. Феъли “**نفرغ**” ба маънои қасди ҳисобу китоб кардан ва пардохтан ба он аст. (**Мутарҷим**)
2. Баъзеҳо дар ин оят калимаи “**سـلطان**”-ро ба маънои султони илм тафсир карда, чунин истидлол менамоянд, ки гӯё бо истифода аз илми муосир метавон ин дархости Худоро иҷро намуд. Ин гуна дарки маънои Каломи Худо мутлақан нодуруст ва манъ аст. Зеро фармон дар ин оят бо мақсади изҳори аҷзи бандагон аст. Ҳеҷ гоҳ инсонҳо ва ҷинҳо аз зери осмонҳо ва замин берун рафта наметавонанд. Шайх Муҳаммад Алӣ Собунӣ ин назарро дар тафсири “**Сафвату-т-тафосир**” ба шиддат нақд ва маҳкум карда аст. (**Мутарҷим**)

فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ٤٢ هَٰذِهِۦ جَهَنَّمُ ٱلَّتِي يُكَذِّبُ بِهَا
ٱلْمُجْرِمُونَ ٤٣ يَطُوفُونَ بَيْنَهَا وَبَيْنَ حَمِيمٍ ءَانٍ ٤٤ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ
رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ٤٥ وَلِمَنْ خَافَ مَقَامَ رَبِّهِۦ جَنَّتَانِ ٤٦ فَبِأَيِّ
ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ٤٧ ذَوَاتَآ أَفْنَانٍ ٤٨ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا
تُكَذِّبَانِ ٤٩ فِيهِمَا عَيْنَانِ تَجْرِيَانِ ٥٠ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ
٥١ فِيهِمَا مِن كُلِّ فَٰكِهَةٍ زَوْجَانِ ٥٢ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ
٥٣ مُتَّكِـِٔينَ عَلَىٰ فُرُشٍۭ بَطَآئِنُهَا مِنْ إِسْتَبْرَقٍ ۚ وَجَنَى ٱلْجَنَّتَيْنِ دَانٍ
٥٤ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ٥٥ فِيهِنَّ قَٰصِرَٰتُ ٱلطَّرْفِ
لَمْ يَطْمِثْهُنَّ إِنسٌ قَبْلَهُمْ وَلَا جَآنٌّ ٥٦ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ
٥٧ كَأَنَّهُنَّ ٱلْيَاقُوتُ وَٱلْمَرْجَانُ ٥٨ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ
٥٩ هَلْ جَزَآءُ ٱلْإِحْسَٰنِ إِلَّا ٱلْإِحْسَٰنُ ٦٠ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا
تُكَذِّبَانِ ٦١ وَمِن دُونِهِمَا جَنَّتَانِ ٦٢ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا
تُكَذِّبَانِ ٦٣ مُدْهَآمَّتَانِ ٦٤ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ
٦٥ فِيهِمَا عَيْنَانِ نَضَّاخَتَانِ ٦٦ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ٦٧
فِيهِمَا فَٰكِهَةٌ وَنَخْلٌ وَرُمَّانٌ ٦٨ фَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ٦٩



42 Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
43 Ба муҷримон бо танбеҳ гуфта мешавад: “**Ин ҳамон дӯзахест, ки гунаҳкорон[1] дар дунё онро дурӯғ медонистанд. Имрӯз ҳақиқат доштанашро инкор карда наметавонанд.**
44 **Онҳо байни оташи ҷаҳаннам ва байни оби гарми ниҳоят пурҳарорат рафтуомад менамоянд.**”
45 Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
46 Ва барои он касе, ки аз истодан дар баробари Парвардигораш дар рӯзи қиёмат метарсад, ду бӯстон аст.
47 Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
48 Он ду бӯстон дорои шохаҳои бузургу сарсабзи пурсамар аст.
49 Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
50 Дар васати он бӯстонҳо ду чашма ҷорӣ мебошад.
51 Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
52 Дар он бӯстонҳо аз ҳар мева навъи тару хушки он мавҷуд аст.
53 Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
54 Аҳли ҷаннат бар бистарҳое такя мезананд, ки астарҳои онҳо аз абрешими ғафс аст. Ва чидани меваҳои он ду бӯстон ба ҳар кас наздик ва дастрас аст. Нафари рост, нишаста ва такязада ба осонӣ метавонад онро бигирад.
55 Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
56 Дар он бӯстонҳо заноне ҳастанд, ки ҷуз шавҳаронашон дигар ба ҳеҷ кас назар намекунанд ва қабл аз шавҳаронашон на инсон ва на ҷинне бо онҳо **наздикӣ** накардааст.
57 Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
58 Ҳурони ҷаннат дар сафо ва ҳусн мисли он ки ёқуту марҷонанд.
59 Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
60 Ҳаққо, ки ҷазои некӣ бо ибодат ҷуз некӣ бо ҷаннат чизе нест.
61 Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
62 Ва барои он касе, ки аз истодан дар баробари Парвардигораш дар рӯзи қиёмат метарсад, ба ҷуз[2] он ду бӯстон, ду бӯстони дигар аст.
63 Пас, эй ҷамъи ҷинҳо ва инсонҳо, кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
64 Он ду бӯстон бағоят сабзи моил ба сиёҳӣ ҳастанд.
65 Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
66 Дар он ду бӯстон ду чашмаи фавворазананда буда, ҷараёни оби чашмаҳо ҳеҷ гоҳ қатъ намегардад.
67 Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
68 Дар он ду бӯстон меваҳои фаровон ва дарахти бузурги хурмо ва анор аст.[3]
69 Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Бояд банда аз он ки рӯзи қиёмат назди Худо истода, мавриди бозпурсӣ қарор мегирад, битарсад;
2.Мадҳи ҳурон ба покӣ далели фазилати ин сифат дар занон аст;
3.Ҷазо аз навъи амал аст.

1. Яъне, шумо муҷримон онро дурӯғ медонистед. (**Мутарҷим**)
2. Калимаи “**دون**” дар оят метавонад ба маънои “**камтар**” бошад. Дар ин сурат маъно чунин мешавад, ки ин ду бӯстон аз нигоҳи мақому фазл аз он ду бӯстони қаблан зикршуда камтар ва поёнтар аст. (**Мутарҷим**)
3.Пайванди “**نخل**” ва “**رمان**” ба калимаи “**فاكهة**” аз боби пайванди хос бар ом аст. (**Мутарҷим**)

فِيهِنَّ خَيْرَٰتٌ حِسَانٌ ﴿٧٠﴾ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ
﴿٧١﴾ حُورٌ مَّقْصُورَٰتٌ فِى ٱلْخِيَامِ ﴿٧٢﴾ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا
تُكَذِّبَانِ ﴿٧٣﴾ لَمْ يَطْمِثْهُنَّ إِنسٌ قَبْلَهُمْ وَلَا جَآنٌّ ﴿٧٤﴾ فَبِأَيِّ
ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ﴿٧٥﴾ مُتَّكِـِٔينَ عَلَىٰ رَفْرَفٍ خُضْرٍ
وَعَبْقَرِىٍّ حِسَانٍ ﴿٧٦﴾ فَبِأَيِّ ءَالَآءِ رَبِّكُمَا تُكَذِّبَانِ ﴿٧٧﴾
تَبَٰرَكَ ٱسْمُ رَبِّكَ ذِى ٱلْجَلَٰلِ وَٱلْإِكْرَامِ ﴿٧٨﴾

ترتيبها ٥٦ — سُورَةُ الوَاقِعَةِ — آياتها ٩٦

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

الحزب ٥٤
إِذَا وَقَعَتِ ٱلْوَاقِعَةُ ﴿١﴾ لَيْسَ لِوَقْعَتِهَا كَاذِبَةٌ ﴿٢﴾ خَافِضَةٌ رَّافِعَةٌ
﴿٣﴾ إِذَا رُجَّتِ ٱلْأَرْضُ رَجًّا ﴿٤﴾ وَبُسَّتِ ٱلْجِبَالُ بَسًّا ﴿٥﴾ فَكَانَتْ
هَبَآءً مُّنۢبَثًّا ﴿٦﴾ وَكُنتُمْ أَزْوَٰجًا ثَلَٰثَةً ﴿٧﴾ فَأَصْحَٰبُ ٱلْمَيْمَنَةِ
مَآ أَصْحَٰبُ ٱلْمَيْمَنَةِ ﴿٨﴾ وَأَصْحَٰبُ ٱلْمَشْـَٔمَةِ مَآ أَصْحَٰبُ
ٱلْمَشْـَٔمَةِ ﴿٩﴾ وَٱلسَّٰبِقُونَ ٱلسَّٰبِقُونَ ﴿١٠﴾ أُو۟لَٰٓئِكَ ٱلْمُقَرَّبُونَ ﴿١١﴾
فِى جَنَّٰتِ ٱلنَّعِيمِ ﴿١٢﴾ ثُلَّةٌ مِّنَ ٱلْأَوَّلِينَ ﴿١٣﴾ وَقَلِيلٌ مِّنَ ٱلْءَاخِرِينَ
﴿١٤﴾ عَلَىٰ سُرُرٍ مَّوْضُونَةٍ ﴿١٥﴾ مُّتَّكِـِٔينَ عَلَيْهَا مُتَقَٰبِلِينَ ﴿١٦﴾



(70) Дар бӯстонҳои ёдшуда занони хушахлоқи соҳибҷамол ҳастанд.
(71) Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
(72) Занони зебочашме, ки дар кӯшкҳо парда-пӯшанд.
(73) Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
(74) Ҳеҷ инсон ва ҷинне қабл аз ҳамсаронашон бо онҳо наздикӣ накардааст.
(75) Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
(76) Биҳиштиҳо бар болинҳои бо рупӯшҳои сабзранг рупӯшишуда ва бистарҳои ниҳоят зебо такя мезананд.
(77) Пас эй гурӯҳи ҷинҳо ва инсонҳо, шумо кадом яке аз неъматҳои Парвардигоратонро дурӯғ мешуморед ва инкор мекунед?!
(78) Исми Парвардигори Дорои азамат ва эҳсонат бағоят Бузург ва Бобаракат аст.

## СУРАИ “ВОҚЕА”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА АЗ РӮИ ТАРТИБ ПАНҶОВУ ШАШУМ СУРАИ ҚУРЪОН ДОРОИ НАВАДУ ШАШ ОЯТ

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

Бим додани бандагон аз омадани қиёмат, ҳақиқат доштани вуқӯи он, баёни навъҳои мардум дар охират ва зикри ҷазои ҳар як гурӯҳ дар он рӯз.

### Тафсир:

(1) Чун қиёмат ногузир барпо гардад, -[1]
(2) он рӯз ҳаргиз касе қиёматро дурӯғ намешуморад, он гуна ки дар дунё онро дурӯғ меҳисобид.
(3) Қиёмат кофиронро бо даровардан ба ҷаҳаннам поён месозад, мӯъминони парҳезкорро бо дохил сохтан ба ҷаннат боло мебарад.
(4) Он гоҳ,[2] ки замин ба шиддат ларзонда шавад.
(5) Ва кӯҳҳо реза-реза карда шаванд.
(6) Пас кӯҳҳо монанди ғубори пароканда гарданд.
(7) Ва шумо он рӯз се гурӯҳ мегардед.
(8) Пас бандагоне, ки номаи аъмолашонро ба дасти рост мегиранд, дорои мақому мартабаи ниҳоят баланданд.
(9) Ва бандагоне, ки номаи аъмолашонро ба дасти чап мегиранд, макони ниҳоят бад ва ҳолати паст доранд.
(10) Ва касоне, ки дар дунё дар иҷрои корҳои нек сабқат мекунанд, дар охират барои духули ҷаннат пешдаст ҳастанд.
(11) Яқинан ин ҷамоаи пешдаст назди Худо муқаррабанд.
(12) Онҳо дар боғҳои дорои неъматҳои фаровон ҷо мегиранд. Онҷо аз неъматҳои мухталиф баҳра мебаранд.
(13) Гурӯҳи зиёде аз ин уммат ва аз умматҳои гузашта –
(14) ва дар охири замон теъдоди андаке аз мардум сабқаткунандаи назди Худо муқаррабанд.
(15) Онҳо бар тахтҳои аз тилло бофташуда такя мезананд.
(16) Бар тахтҳо рӯбарӯи ҳамдигар такя мезананд. Онҳо ба пушти якдигар нигоҳ намекунанд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Пайваста ба ёд овардани неъматҳои Худо боиси таъзим ва нек итоат намудани Ӯ мегардад;
2.Вақте кофирон азобро бинанд, таксибашон қатъ мешавад;
3.Дараҷаҳои аҳли ҷаннат ба эътибори тафовути аъмолашон аз ҳам фарқ дорад.

1. Муфассирон оиди маҳалли таааллуқи зарфи замони “إذا” назарҳои гуногун доранд. Соҳиби тафсири “**Ҷумал**” онро зарфи муҷаррад аз маънои шарт ва ба феъли ояти минбаъдаи “**ليس**” мутааллиқ мешуморад. Зоҳиран муаллифони китоб низ ҳамин назарро баргузидаанд. (**Мутарҷим**)
2. Зарфи замони “إذا” ба калимаи “**خافضة**” ё “**رافعة**” таааллуқ дорад. (**Мутарҷим**)

يَطُوفُ عَلَيْهِمْ وِلْدَٰنٌ مُّخَلَّدُونَ ١٧ بِأَكْوَابٍ وَأَبَارِيقَ وَكَأْسٍ مِّن مَّعِينٍ ١٨
لَّا يُصَدَّعُونَ عَنْهَا وَلَا يُنزِفُونَ ١٩ وَفَٰكِهَةٍ مِّمَّا يَتَخَيَّرُونَ ٢٠
وَلَحْمِ طَيْرٍ مِّمَّا يَشْتَهُونَ ٢١ وَحُورٌ عِينٌ ٢٢ كَأَمْثَٰلِ ٱللُّؤْلُوِ
ٱلْمَكْنُونِ ٢٣ جَزَآءًۢ بِمَا كَانُوا۟ يَعْمَلُونَ ٢٤ لَا يَسْمَعُونَ فِيهَا لَغْوًا
وَلَا تَأْثِيمًا ٢٥ إِلَّا قِيلًا سَلَٰمًا سَلَٰمًا ٢٦ وَأَصْحَٰبُ ٱلْيَمِينِ مَآ أَصْحَٰبُ
ٱلْيَمِينِ ٢٧ فِى سِدْرٍ مَّخْضُودٍ ٢٨ وَطَلْحٍ مَّنضُودٍ ٢٩ وَظِلٍّ مَّمْدُودٍ ٣٠
وَمَآءٍ مَّسْكُوبٍ ٣١ وَفَٰكِهَةٍ كَثِيرَةٍ ٣٢ لَّا مَقْطُوعَةٍ وَلَا مَمْنُوعَةٍ ٣٣
وَفُرُشٍ مَّرْفُوعَةٍ ٣٤ إِنَّآ أَنشَأْنَٰهُنَّ إِنشَآءً ٣٥ فَجَعَلْنَٰهُنَّ أَبْكَارًا ٣٦
عُرُبًا أَتْرَابًا ٣٧ لِّأَصْحَٰبِ ٱلْيَمِينِ ٣٨ ثُلَّةٌ مِّنَ ٱلْأَوَّلِينَ ٣٩
وَثُلَّةٌ مِّنَ ٱلْءَاخِرِينَ ٤٠ وَأَصْحَٰبُ ٱلشِّمَالِ مَآ أَصْحَٰبُ ٱلشِّمَالِ ٤١
فِى سَمُومٍ وَحَمِيمٍ ٤٢ وَظِلٍّ مِّن يَحْمُومٍ ٤٣ لَّا بَارِدٍ
وَلَا كَرِيمٍ ٤٤ إِنَّهُمْ كَانُوا۟ قَبْلَ ذَٰلِكَ مُتْرَفِينَ ٤٥ وَكَانُوا۟
يُصِرُّونَ عَلَى ٱلْحِنثِ ٱلْعَظِيمِ ٤٦ وَكَانُوا۟ يَقُولُونَ أَئِذَا مِتْنَا وَكُنَّا
تُرَابًا وَعِظَٰمًا أَءِنَّا لَمَبْعُوثُونَ ٤٧ أَوَءَابَآؤُنَا ٱلْأَوَّلُونَ ٤٨ قُلْ إِنَّ
ٱلْأَوَّلِينَ وَٱلْءَاخِرِينَ ٤٩ لَمَجْمُوعُونَ إِلَىٰ مِيقَٰتِ يَوْمٍ مَّعْلُومٍ ٥٠



17 Дар атрофашон барои хидмат навҷавононе давр мезананд, ки ҳаргиз ҷавониашон аз байн намеравад ва намемиранд.
18 Он навҷавонон дар атрофашон бо қадаҳҳои бедаста ва кӯзаҳои дастадор ва соғари шароб аз хамри дар ҷаннат ҷорӣ давр мезананд.
19 Шароби ҷаннат монанди шароби дунё нест. Нӯшандагонаш ба сабаби он садрдард намешаванд ва ақлашон тира намегардад.
20 Ва инчунин он навҷавонони хидматгор дар атрофашон бо ҳар навъ мевае аз он меваҳое, ки ҷаннатиён бармегузинанд, давр мезананд.
21 Ва низ бо гӯшти паранда аз ҳар он гӯште, ки дилашон мехоҳад, давр мезананд.
22 Ва барои онҳо дар ҷаннат занони соҳиби чашмони сиёҳи васеи бағоят зебо мавҷуд аст.
23 Занони ҷаннат монанди марвориди дар садаф маҳфуз ҳастанд.
24 Ин подош ба хотири он амалҳои шоистаест, ки дар дунё онро анҷом медоданд.
25 Онҳо дар ҷаннат сухани фаҳш ва олуда ба гуноҳ, ки соҳибашро гунаҳкор созад, намешунаванд.
26 Лекин саломи фариштагон ва саломи якдигарро мешунаванд.
27 Ва бандагоне, ки номаи аъмолашонро ба дасти рост мегиранд, дорои мақому мартабаи ниҳоят баланданд.
28 Онҳо рӯзи қиёмат зери сояи дарахти "**Сидр"**-и бехори беозор қарор мегиранд-
29 ва зери дарахти мавзи меваҳояш болои якдигар паҳлӯ ба паҳлӯ чидашуда -
30 ва зери сояи густурдаи доимӣ -
31 ва оби беист ҷорӣ –
32 ва меваҳои фаровони номаҳдуд, ки -
33 ҳаргиз аз онҳо қатъ намегардад, мавсими муайян надорад ва ҳеҷ гоҳ чизе монеи ба даст оварданаш намешавад -
34 ва бистарҳои барафроштаи бар рӯи тахтҳо гузошташуда.
35 Ба дурустӣ, Мо ҳурони ҷаннатро ба таври ғайри маъмулӣ ҳаст намудем.
36 Пас онҳоро дӯшизаи дастнорасида гардонидем.
37 Онҳоро маҳбубаи шавҳарону бо якдигар ҳамсинну сол сохтем.
38 Мо занони биҳиштро барои аҳли саодат, ки ҳамчун аломати некбатӣ ба самти рост бурда мешаванд, ба вуҷуд овардем.
39 Онҳо гурӯҳи зиёде аз умматҳои собиқ -
40 ва гурӯҳи зиёде аз уммати Паёмбар Муҳаммад (с) ҳастанд.
41 Ва бандагоне, ки номаи аъмолашонро ба дасти чап мегиранд, макони ниҳоят бад ва ҳолати паст доранд.
42 Онҳо рӯзи қиёмат дар васати бодҳои дорои ҳарорати шадиди чун захр таъсиррасон[1] ва оби бағоят пурҳарорат -
43 ва сояи дуди сиёҳи -
44 на хушвазанда ва на некманзар қарор мегиранд.
45 Бешак, онҳо дар дунё қабл аз гирифторӣ ба ин уқубат дар нозу неъмат ба сар мебурданд. Ҷуз шаҳватҳояшон ғами дигаре надоштанд.
46 Ва бар гуноҳони бузурги куфру ширк идома медоданд ва аз он худдорӣ намекарданд.
47 Ва растохезро инкор карда, бо тамасхур мегуфтанд: "**Оё вақте мемирем ва ба хоку устухонҳои пӯсида табдил мегардем, оё баъд аз ин дубора зинда карда мешавем?!**
48 Оё падарони мо, ки қаблан даргузаштаанд, зинда мешаванд?!"
49 Эй Паёмбар, ба ин мункирони растохез бигӯ: "**Ба дурустӣ ки гузаштагон ваояндагон**
50 **ҳатман рӯзи қиёмат барои бозпурсӣ ва гирифтани подош ҷамъ оварда мешаванд.**

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Амали нек сабаби ноил гаштан ба неъматҳои охират мегардад;
2. Нозпарварӣ ва хушгузаронӣ аз иллатҳои вуқӯъ дар гуноҳ аст;
3. Идома додани гуноҳ ниҳоят хатарнок аст.

1. Имом Алусӣ (р) калимаи "سـمـوم"-ро бо нақл аз Роғиби Исфаҳонӣ (р) ба маънои **боди дорои ҳарорати сахти чун захр таъсиррасон** тафсир карда аст. (**Мутарҷим**)

ثُمَّ إِنَّكُمۡ أَيُّهَا ٱلضَّآلُّونَ ٱلۡمُكَذِّبُونَ ٥١ لَأٓكِلُونَ مِن شَجَرٖ مِّن زَقُّومٖ ٥٢
فَمَالِـُٔونَ مِنۡهَا ٱلۡبُطُونَ ٥٣ فَشَٰرِبُونَ عَلَيۡهِ مِنَ ٱلۡحَمِيمِ ٥٤ فَشَٰرِبُونَ
شُرۡبَ ٱلۡهِيمِ ٥٥ هَٰذَا نُزُلُهُمۡ يَوۡمَ ٱلدِّينِ ٥٦ نَحۡنُ خَلَقۡنَٰكُمۡ فَلَوۡلَا
تُصَدِّقُونَ ٥٧ أَفَرَءَيۡتُم مَّا تُمۡنُونَ ٥٨ ءَأَنتُمۡ تَخۡلُقُونَهُۥٓ أَمۡ نَحۡنُ
ٱلۡخَٰلِقُونَ ٥٩ نَحۡنُ قَدَّرۡنَا بَيۡنَكُمُ ٱلۡمَوۡتَ وَمَا نَحۡنُ بِمَسۡبُوقِينَ ٦٠
عَلَىٰٓ أَن نُّبَدِّلَ أَمۡثَٰلَكُمۡ وَنُنشِئَكُمۡ فِي مَا لَا تَعۡلَمُونَ ٦١ وَلَقَدۡ
عَلِمۡتُمُ ٱلنَّشۡأَةَ ٱلۡأُولَىٰ فَلَوۡلَا تَذَكَّرُونَ ٦٢ أَفَرَءَيۡتُم مَّا تَحۡرُثُونَ
٦٣ ءَأَنتُمۡ تَزۡرَعُونَهُۥٓ أَمۡ نَحۡنُ ٱلزَّٰرِعُونَ ٦٤ لَوۡ نَشَآءُ لَجَعَلۡنَٰهُ
حُطَٰمٗا فَظَلۡتُمۡ تَفَكَّهُونَ ٦٥ إِنَّا لَمُغۡرَمُونَ ٦٦ بَلۡ نَحۡنُ
مَحۡرُومُونَ ٦٧ أَفَرَءَيۡتُمُ ٱلۡمَآءَ ٱلَّذِي تَشۡرَبُونَ ٦٨ ءَأَنتُمۡ أَنزَلۡتُمُوهُ
مِنَ ٱلۡمُزۡنِ أَمۡ نَحۡنُ ٱلۡمُنزِلُونَ ٦٩ لَوۡ نَشَآءُ جَعَلۡنَٰهُ أُجَاجٗا فَلَوۡلَا
تَشۡكُرُونَ ٧٠ أَفَرَءَيۡتُمُ ٱلنَّارَ ٱلَّتِي تُورُونَ ٧١ ءَأَنتُمۡ أَنشَأۡتُمۡ
شَجَرَتَهَآ أَمۡ نَحۡنُ ٱلۡمُنشِـُٔونَ ٧٢ نَحۡنُ جَعَلۡنَٰهَا تَذۡكِرَةٗ وَمَتَٰعٗا
الحزب ٥٤ لِّلۡمُقۡوِينَ ٧٣ فَسَبِّحۡ بِٱسۡمِ رَبِّكَ ٱلۡعَظِيمِ ٧٤ ۞ فَلَآ أُقۡسِمُ
بِمَوَٰقِعِ ٱلنُّجُومِ ٧٥ وَإِنَّهُۥ لَقَسَمٞ لَّوۡ تَعۡلَمُونَ عَظِيمٌ ٧٦



(51) **Сипас яқинан шумо, эй гумроҳони таксибгари растохез, рӯзи қиёмат -**
(52) **аз меваи дарахти “Заққум”, ки бадтарин мева аст, мехӯред**.
(53) **Пас аз меваи ин дарахти талх шикамҳои холии худро пур мекунед.**
(54) **Пас аз болои он аз оби ниҳоят пурҳарорат менӯшед.**
(55) **Пас шумо он гуна ки шутурони дучори беморӣи ташнагӣ зиёд об менӯшанд, аз он оби дорои ҳарорати сахт зиёд менӯшед.”**
(56) Ин таоми талху оби бағоят пурҳарорати номбаршуда зиёфати таксибгарони гумроҳ дар рӯзи ҷазо аст. Онҳо бо чунин зиёфат пешвоз гирифта мешаванд.
(57) Эй таксибкунандагони гумроҳ! Мо шуморо баъд аз он ки вуҷуд надоштед, ҳаст кардем. Пас чаро бовар намекунед, ки баъди маргатон Мо яқинан шуморо зинда мегардонем?!
(58) Эй мардум! Оё он оби нутфаро, ки дар бачадони ҳамсаронатон мерезед, дидаед ва дар бораи он андешидаед?!
(59) Оё шумо он оби нутфаро меофаред ё Мо холиқи онем?!
(60) Мо дар байнатон маргро муқаддар гардонидаем. Ҳар кас дар дунё мӯҳлати муайян дорад. Вақте маргаш фаро расад, як лаҳза пеш ё ақиб намеравад. Ва Мо ҳаргиз оҷиз нестем, ки -
(61) офариниш ва суратҳои шуморо табдил диҳем ва шуморо дар офариниш ва суратҳое, ки онро намедонед, ҳаст намоем.
(62) Ва бегумон шумо медонед, ки Мо пайдоиши аввалро чӣ гуна халқ кардаем. Пас чаро панд намегиред ва бовар надоред, ки Аллоҳи бори нахуст шуморо офарида қудрати боз зинда сохтанатонро дорад?!
(63) Оё ба он донаҳое, ки дар замин мекоред, бо ибрат нигаристаед ва дар бораи он андешидаед?!
(64) Оё он донаҳоро шумо мерӯёнед ё Мо рӯёнандаи онем?!
(65) Агар хоҳем, он зироатро баъди он ки замони пухтанаш наздик меояд, гиёҳи хушкгаштаи беҳосил мегардонем. Баъд аз ин шумо аз он ки зироататон дучори чунин ҳолат шудааст, дар тааҷҷуб мемонед ва мегӯед:
(66) “**Ҳамоно Мо ҳалокшудаем. Зеро ҳосилотамон нобуд шуд.**
(67) **Балки мо аз рӯзӣ маҳрум ҳастем.**”
(68) Оё шумо ба обе, ки ҳангоми ташнагӣ аз он менӯшед, бо ибрат нигаристаед ва дар бораи он андешидаед?!
(69) Оё он обро аз абр шумо фуруд овардаед ё Мо фурудорандаи онем?!
(70) Агар хоҳем, обро чунон шӯр месозем, ки корношоям мегардад. Пас чаро шукр намекунед, ки Аллоҳ (ҷ) онро бо раҳматаш бароятон ширин гардонидааст.
(71) Магар шумо ба оташе, ки онро барои манфиатҳоятон фурӯзон месозед, бо ибрат нигаристаед ва дар бораи он андешидаед?!
(72) Магар дарахтеро, ки аз он оташ фурӯзон мегардад, шумо ҳаст намудаед ё Мо бо мақсади раҳмат нисбат ба шумо ҳастсозандаи онем?!
(73) Мо ин оташро бароятон василаи хотиррасонӣ гардонидаем, ки оташи дӯзахро ба ёдатон орад ва инчунин онро барои мусофиронатон манфиат гардонидаем.
(74) Пас Парвардигори Азими худро аз васфҳои нолоиқ ба покӣ ёд бикун.
(75) Пас ба макон ва мавқеъҳои ситорагон савганд ёд мекунам.
(76) Ва ба дурустӣ, савганд ба макон ва мавқеъҳои ситорагон /**агар азамати онро бидонед**/ ниҳоят савганди бузург аст. Чунки дар он нишонаҳо ва ибратҳои зиёде нуҳуфтааст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Далолати пайдоиши нахустин бар осонии растохез ошкор аст;

2.Фуруд овардани борон, рӯёнидани гиёҳ ва оташе, ки мардум аз он истифода мебаранд, неъмати Худост. Бояд бандагон шукри ин неъматҳоро ба ҷо оранд. Зеро Парвардигор қудрати аз байн бурданашонро дорад;

3.Эътиқод доштан бар он ки ситорагон дар нозил шудани борон таъсир мегузоранд, аз одоти даврони ҷоҳилият ва куфр аст.

إِنَّهُۥ لَقُرۡءَانٞ كَرِيمٞ ٧٧ فِي كِتَٰبٖ مَّكۡنُونٖ ٧٨ لَّا يَمَسُّهُۥٓ إِلَّا
ٱلۡمُطَهَّرُونَ ٧٩ تَنزِيلٞ مِّن رَّبِّ ٱلۡعَٰلَمِينَ ٨٠ أَفَبِهَٰذَا ٱلۡحَدِيثِ
أَنتُم مُّدۡهِنُونَ ٨١ وَتَجۡعَلُونَ رِزۡقَكُمۡ أَنَّكُمۡ تُكَذِّبُونَ ٨٢ فَلَوۡلَآ
إِذَا بَلَغَتِ ٱلۡحُلۡقُومَ ٨٣ وَأَنتُمۡ حِينَئِذٖ تَنظُرُونَ ٨٤ وَنَحۡنُ أَقۡرَبُ
إِلَيۡهِ مِنكُمۡ وَلَٰكِن لَّا تُبۡصِرُونَ ٨٥ فَلَوۡلَآ إِن كُنتُمۡ غَيۡرَ مَدِينِينَ
٨٦ تَرۡجِعُونَهَآ إِن كُنتُمۡ صَٰدِقِينَ ٨٧ فَأَمَّآ إِن كَانَ مِنَ ٱلۡمُقَرَّبِينَ
٨٨ فَرَوۡحٞ وَرَيۡحَانٞ وَجَنَّتُ نَعِيمٖ ٨٩ وَأَمَّآ إِن كَانَ مِنۡ أَصۡحَٰبِ
ٱلۡيَمِينِ ٩٠ فَسَلَٰمٞ لَّكَ مِنۡ أَصۡحَٰبِ ٱلۡيَمِينِ ٩١ وَأَمَّآ إِن كَانَ مِنَ
ٱلۡمُكَذِّبِينَ ٱلضَّآلِّينَ ٩٢ فَنُزُلٞ مِّنۡ حَمِيمٖ ٩٣ وَتَصۡلِيَةُ جَحِيمٍ
٩٤ إِنَّ هَٰذَا لَهُوَ حَقُّ ٱلۡيَقِينِ ٩٥ فَسَبِّحۡ بِٱسۡمِ رَبِّكَ ٱلۡعَظِيمِ ٩٦

سُورَةُ الحَدِيدِ — ترتيبها ٥٧ — آياتها ٢٩

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

سَبَّحَ لِلَّهِ مَا فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِۖ وَهُوَ ٱلۡعَزِيزُ ٱلۡحَكِيمُ ١ لَهُۥ مُلۡكُ
ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِۖ يُحۡيِۦ وَيُمِيتُۖ وَهُوَ عَلَىٰ كُلِّ شَيۡءٖ قَدِيرٌ ٢ هُوَ
ٱلۡأَوَّلُ وَٱلۡأٓخِرُ وَٱلظَّٰهِرُ وَٱلۡبَاطِنُۖ وَهُوَ بِكُلِّ شَيۡءٍ عَلِيمٌ ٣



(77) Яқинан ин Китобе, ки барои шумо мардум тиловат мешавад, Қуръони баландмартабаи дорои манфиат ва баракати беҳисоб аст.
(78) Он дар Китоби аз чашми бандагон пӯшидаи **Лавҳи Маҳфуз** навишта шудааст.
(79) Ба ҷуз фариштагони аз айбу маъсият покгардонидашуда касе ба он даст намерасонад.
(80) Қуръон аз сӯи Парвардигори тамоми оламиён бар Паёмбар Муҳаммад (с) фуруд оварда шудааст.
(81) Оё шумо мушрикон нисбат ба ҳамин Китоб бепарвоӣ мекунед ва онро дурӯғ меҳисобед?!
(82) Ва дар ивази шукри он ки Худо бароятон неъмат додааст, рӯзӣ додани Ӯро дурӯғ шумурда, нозилшавии боронро ба ситорагон нисбат дода, мегӯед: “**Мо ба сабаби фалону фалон ситора борон ёфтем**”?!

Чун Худо дар оятҳои гузашта баъзе аз далелҳои растохезро зикр кард, дар оятҳои зерин хост бо ишора бар он ки мункирони растохез пеши роҳи маргро намегиранд, қудраташро дар зиндасозии мурдагон нишон диҳад. Зеро Зоте, ки мемиронад, тавони бахшидани ҳаётро низ дорад.

(83) Пас чаро вақте ҷон ба гулӯ мерасад, онро барнамегардонед?!
(84) Ва шумо он замон ба нафари дар ҳолати сакарот қарор дошта менигаред ва аз дастатон коре намеояд.
(85) Ва Мо бо илму тавоноӣ ва фариштагонамон ба он нафари дар ҳолати сакарот қарор дошта аз шумо наздиктарем, вале шумо ҷамъи фариштагонро намебинед.
(86) Пас агар шумо он гуна ки даъво доред, ки гӯё барои муҷозоти аъмолатон зинда карда намешавед, чаро -
(87) рӯҳи майитро барнамегардонед, агар дар даъвоятон содиқед?! Зеро шумо ҳаргиз аз ӯҳдаи ин кор намебароед!
(88) Пас аммо агар майит аз зумраи сабқаткунандагон ба анҷоми аъмоли нек бошад -
(89) пас барояш роҳати ҳамешагӣ ва ризқи поку раҳмат ва бӯстони дорои неъматҳои фаровон аст. Ӯ дар ҷаннат аз ҳар неъмати дилхоҳаш баҳра мебарад.
(90) Ва аммо агар майит аз касоне бошад, ки номаи аъмолашон ба дасти росташон дода мешавад -
(91) пас ба ҳар якеи онҳо аз ҷониби бародарони аҳли саодаташон салом гуфта мешавад.
(92) Ва аммо агар майит аз таксибкунандагони гумроҳ буда, дини Паёмбар Муҳаммад (с)-ро дурӯғ шумурда бошад -
(93) пас “**зиёфаташ**” аз оби бағоят пурҳарорат аст.
(94) Ва ба оташи ҷаҳаннам даровардa ва бо он сӯзонда мешавад.
(95) Эй Паёмбар, ҳамоно ин қиссаи бар ту зикргашта айни воқеият аст. Дар он шакке нест.
(96) Пас Исми Парвардигори Боазамати худро аз ҳама айбу нуқсон ба покӣ нисбат бидеҳ.

## СУРАИ “ҲАДИД”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ПАНҶОВУ ҲАФТУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ БИСТУ НУҲ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Сохтани нерӯи имонӣ ва моддӣ, ки шахсро ба даъват ва мубориза дар роҳи ҳақ бармеангезад ва нафсро аз монеаҳои он пок месозад. Ба ҳамин сабаб, дар ин сура баҳси “**харҷи мол дар роҳи нек**” ва “**имон**” зиёд такрор ёфтааст.

### Тафсир:

(1) Ҳама махлуқоти осмонҳо ва замин доим[1] Аллоҳ (ч)-ро аз кулли айбу нуқсон ба покӣ ёд мекунанд. Ва Ӯ Зоти **Ғолиби** дар офариниш ва муқаррар сохтани тақдирот **Боҳикмат** аст.
(2) Моликият ва ҳукмфармоии мутлақи осмонҳо ва замин танҳо аз они Ӯст. Ба ҳар ки хоҳад, ҳаёт мебахшад ва ҳар киро хоҳад, мемиронад. Ва Ӯ ба тамоми чиз Тавоно аст. Ҳеҷ чиз Ӯро оҷиз намегардонад.
(3) Ӯ аз ҳамаи мавҷудот **Пеш** ва баъди фанои мавҷудот **Боқӣ** ва ба василаи махлуқоташ **Ошкор** ва ба эътибори кунҳи Зоташ **Ниҳон** аст. Ва Ӯ **Донандаи** ҳама чиз аст. Ҳеҷ чиз аз илмаш дур намемонад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Сакароти марг сахт буда, инсон аз пешгирии он оҷиз аст;
2.Аслан инсонҳо фариштагонро дида наметавонанд, магар он ки Худо барои ҳикмате инро бихоҳад;
3.Номҳои “**Аввал**”, “**Охир**”, “**Зоҳир**” ва “**Ботин**”-и Худо тақозо мекунанд, ки банда таъзими илоҳиро ба ҷо оварда, дар ошкору ниҳонаш ҳамеша Ӯро **Нозири аъмол** бидонад.

1. Феъли “**سبح**” дар баъзе сураҳо (**мисли ҳамин сура**) бо сиғаи замони гузашта ва дар баъзеи дигар бо сиғаи замони оянда омада аст. Имом Алӯсӣ (р) дар баёни сабаби ин таъбирҳои гуногун мегӯяд, мақсад аз он ифодаи давомнокии амал аст. Яъне, мавҷудоти осмонҳо ва замин пайваста тасбеҳ мегӯянд. Аз ин сабаб, дар тарҷумаи оят калимаи “**доим**”-ро илова намудаем. (**Мутарҷим**)

هُوَ ٱلَّذِي خَلَقَ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضَ فِي سِتَّةِ أَيَّامٍ ثُمَّ ٱسْتَوَىٰ
عَلَى ٱلْعَرْشِ يَعْلَمُ مَا يَلِجُ فِي ٱلْأَرْضِ وَمَا يَخْرُجُ مِنْهَا وَمَا يَنزِلُ مِنَ
ٱلسَّمَآءِ وَمَا يَعْرُجُ فِيهَا وَهُوَ مَعَكُمْ أَيْنَ مَا كُنتُمْ وَٱللَّهُ بِمَا تَعْمَلُونَ
بَصِيرٌ ٤ لَّهُۥ مُلْكُ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ وَإِلَى ٱللَّهِ تُرْجَعُ ٱلْأُمُورُ
٥ يُولِجُ ٱلَّيْلَ فِي ٱلنَّهَارِ وَيُولِجُ ٱلنَّهَارَ فِي ٱلَّيْلِ وَهُوَ عَلِيمٌۢ بِذَاتِ
ٱلصُّدُورِ ٦ ءَامِنُوا۟ بِٱللَّهِ وَرَسُولِهِۦ وَأَنفِقُوا۟ مِمَّا جَعَلَكُم
مُّسْتَخْلَفِينَ فِيهِ فَٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ مِنكُمْ وَأَنفَقُوا۟ لَهُمْ أَجْرٌ كَبِيرٌ ٧
وَمَا لَكُمْ لَا تُؤْمِنُونَ بِٱللَّهِ وَٱلرَّسُولُ يَدْعُوكُمْ لِتُؤْمِنُوا۟ بِرَبِّكُمْ وَقَدْ
أَخَذَ مِيثَٰقَكُمْ إِن كُنتُم مُّؤْمِنِينَ ٨ هُوَ ٱلَّذِي يُنَزِّلُ عَلَىٰ عَبْدِهِۦٓ
ءَايَٰتٍۭ بَيِّنَٰتٍ لِّيُخْرِجَكُم مِّنَ ٱلظُّلُمَٰتِ إِلَى ٱلنُّورِ وَإِنَّ ٱللَّهَ بِكُمْ
لَرَءُوفٌ رَّحِيمٌ ٩ وَمَا لَكُمْ أَلَّا تُنفِقُوا۟ فِي سَبِيلِ ٱللَّهِ وَلِلَّهِ مِيرَٰثُ
ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ لَا يَسْتَوِي مِنكُم مَّنْ أَنفَقَ مِن قَبْلِ ٱلْفَتْحِ
وَقَٰتَلَ أُو۟لَٰٓئِكَ أَعْظَمُ دَرَجَةً مِّنَ ٱلَّذِينَ أَنفَقُوا۟ مِنۢ بَعْدُ وَقَٰتَلُوا۟
وَكُلًّا وَعَدَ ٱللَّهُ ٱلْحُسْنَىٰ وَٱللَّهُ بِمَا تَعْمَلُونَ خَبِيرٌ ١٠ مَّن ذَا
ٱلَّذِي يُقْرِضُ ٱللَّهَ قَرْضًا حَسَنًا فَيُضَٰعِفَهُۥ لَهُۥ وَلَهُۥٓ أَجْرٌ كَرِيمٌ ١١



(4) Ӯ Зотест, ки осмонҳо ва заминро дар муддати шаш рӯз /**шуруъ аз рӯзи якшанбе то рӯзи ҷумъа**/ офарид ва ҳол он ки кудрати дар як дам офариданашонро дошт, сипас он гуна ки шоистаи Зоташ буда, кунҳи он аз фаҳму идроки башар хориҷ аст, бар арш баромад. Ҳар он чи аз борон, донаҳои зироат ва ғайра ба замин фурӯ меравад ва он чи аз растаниҳо, маъданҳо ва ғайра аз замин берун мешавад ва он чи ба монанди борон, пайғом ва ғайра аз осмон фуруд меояд ва он чи аз фариштагон, аъмоли бандагон ва рӯҳашон сӯи осмон мебароянд, Аллоҳ (ч) ҳамаашро медонад. Ва эй бандагон, ҳар куҷо ҳастед, Ӯ бо илми Худ ҳамроҳи шумо аст. Ва ҳар он чи мекунед, Аллоҳ (ч) онро мебинад. Ҳеҷ амали шумо аз Ӯ пинҳон нест ва дар бадали он бароятон подоши нек ё бад медиҳад.

(5) Моликият ва ҳукмфармоии мутлақи осмонҳо ва замин фақат аз они Аллоҳ (ч) аст. Ва ҳамаи корҳо танҳо ба сӯи Аллоҳ (ч) баргардонида мешавад. Рӯзи қиёмат бандагонашро бозпурсӣ карда, онҳоро ба ҷазои аъмолашон мерасонад.

(6) Ӯ шабро дар рӯз дохил месозад ва аз дунболаш торикӣ омада, мардум истироҳат мекунанд ва рӯзро дар шаб дохил месозад ва аз дунболаш рӯшанӣ омада, мардум аз пайи рӯзиашон мешаванд. Ва Ӯ аз асрори қалби бандагон Огоҳ аст. Ҳеҷ сирре аз Ӯ махфӣ намемонад.

(7) Ба Аллоҳ (ч) ва Расулаш имон оред ва аз он амволе, ки Аллоҳ (ч) шуморо дар он намояндаи Худ ва ҷонишини дигарон гардонидааст,[1] харҷ намоед. Дар сарфи молатон, ки дар асл ба Парвардигор тааллуқ дорад, мутобиқи шариат амал кунед. Пас он касоне аз шумо, ки имон меоранд ва молашонро дар роҳи Аллоҳ (ч) сарф мекунанд, барояшон подоши азими **ҷаннат** аст.

(8) Ва шуморо аз имон овардан ба Аллоҳ (ч) чӣ боз медорад ва ҳол он ки Паёмбаратон (с) шуморо фаро мехонад, то ба Парвардигоратон имон оред, дар ҳоле Аллоҳ (ч) вақте аз камари падаронатон берунатон кард, аз шумо паймон гирифта буд, ки ба Ӯ имон меоред?![2] Агар қасди имон овардан дошта бошед, пас ба сӯи он бишитобед.[3]

(9) Ӯ Зотест, ки бар Бандааш Муҳаммад (с) оятҳои равшанро нозил месозад, то вай шуморо аз торикиҳои куфр ва нодонӣ ба ҷониби нури имону дониш берун орад. Ва яқинан Аллоҳ (ч) дар ҳаққи шумо бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст. Аз ин рӯ, барои ҳидояти шумо Паёмбари раҳнамои муждарасонашро фиристод.

(10) Ва эй мӯъминон, шуморо аз он ки молатонро дар роҳи Аллоҳ (ч) харҷ намоед, чӣ боз медорад, ҳол он ки мероси осмонҳо ва замин ягона аз Аллоҳ (ч) аст?! Касоне аз шумо, ки молашонро қабл аз фатҳи Макка холисона дар роҳи Худо харҷ карданд ва барои пирӯзии Ислом алайҳи кофирон ҷангиданд, бо касоне, ки молашонро баъд аз фатҳи Макка харҷ карданд ва алайҳи кофирон ҷангиданд, баробар нестанд. Назди Аллоҳ (ч) мақом ва дараҷаи гурӯҳи якум аз мақом ва дараҷаи гурӯҳи дуюм, ки молашонро баъд аз фатҳи Макка харҷ намуда ва бо кофирон ҷангидаанд, бузургтар ва болотар аст. Ва ҳаққо, ки Аллоҳ (ч) ба ҳар ду гурӯҳ ҷаннатро ваъда додааст. Ва Аллоҳ (ч) аз он чи мекунед, Бохабар аст. Ҳеҷ амали шумо аз Ӯ пӯшида намемонад ва дар ивази он ҷазои сазоворатон медиҳад.

(11) Чӣ касе молашро бо ризомандӣ ва ихлос ба Аллоҳ (ч) ҳамчун қарз медиҳад, то Аллоҳ (ч) ба вай савоби бахшидани молашро дучанд бидиҳад ва рӯзи қиёмат ӯро подоши арзишманди **ҷаннат** бошад?!

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Мол аслан ба Аллоҳ (ч) тааллуқ дорад. Инсон дар он намоянда гардонида шудааст;
2. Дараҷаи мӯъминон вобаста ба сабқаташон ба имон ва амалҳои шоиста мутафовит аст;
3. Харҷи амвол дар роҳи Аллоҳ (ч) сабаби баракат ва рушди он мегардад.

---

1. Муфассирон калимаи "**مســــتخلفين**"-ро ба маънои **ҷонишини дигарон** ва **намояндаи Худо дар сарфи мол** тафсир кардаанд ва банда ҳарду маъноро инҷо ҷамъ овардам. (**Мутарҷим**)

2. Дар ин оят ҷумлаҳои "**والرسول يدعوكم...**" ва "**وقد أخذ... ميثاقكم**" ҷумлаҳои ифодагари ҳол ҳастанд. (**Мутарҷим**)

3. Қисмати охири ҷумла "**...пас ба сӯи он бишитобед**" ҳамчун ҷавоби маҳзуфи феъли шарт бо истифода аз кутуби тафсир аз иловаҳои банда аст. (**Мутарҷим**)

يَوْمَ تَرَى الْمُؤْمِنِينَ وَالْمُؤْمِنَاتِ يَسْعَىٰ نُورُهُم بَيْنَ أَيْدِيهِمْ
وَبِأَيْمَانِهِم بُشْرَاكُمُ الْيَوْمَ جَنَّاتٌ تَجْرِي مِن تَحْتِهَا الْأَنْهَارُ خَالِدِينَ
فِيهَا ذَٰلِكَ هُوَ الْفَوْزُ الْعَظِيمُ ﴿١٢﴾ يَوْمَ يَقُولُ الْمُنَافِقُونَ وَالْمُنَافِقَاتُ
لِلَّذِينَ آمَنُوا انظُرُونَا نَقْتَبِسْ مِن نُّورِكُمْ قِيلَ ارْجِعُوا وَرَاءَكُمْ
فَالْتَمِسُوا نُورًا فَضُرِبَ بَيْنَهُم بِسُورٍ لَّهُ بَابٌ بَاطِنُهُ فِيهِ الرَّحْمَةُ
وَظَاهِرُهُ مِن قِبَلِهِ الْعَذَابُ ﴿١٣﴾ يُنَادُونَهُمْ أَلَمْ نَكُن مَّعَكُمْ قَالُوا بَلَىٰ
وَلَٰكِنَّكُمْ فَتَنتُمْ أَنفُسَكُمْ وَتَرَبَّصْتُمْ وَارْتَبْتُمْ وَغَرَّتْكُمُ الْأَمَانِيُّ
حَتَّىٰ جَاءَ أَمْرُ اللَّهِ وَغَرَّكُم بِاللَّهِ الْغَرُورُ ﴿١٤﴾ فَالْيَوْمَ لَا يُؤْخَذُ مِنكُمْ
فِدْيَةٌ وَلَا مِنَ الَّذِينَ كَفَرُوا مَأْوَاكُمُ النَّارُ هِيَ مَوْلَاكُمْ
وَبِئْسَ الْمَصِيرُ ﴿١٥﴾ ۞ أَلَمْ يَأْنِ لِلَّذِينَ آمَنُوا أَن تَخْشَعَ
قُلُوبُهُمْ لِذِكْرِ اللَّهِ وَمَا نَزَلَ مِنَ الْحَقِّ وَلَا يَكُونُوا كَالَّذِينَ
أُوتُوا الْكِتَابَ مِن قَبْلُ فَطَالَ عَلَيْهِمُ الْأَمَدُ فَقَسَتْ قُلُوبُهُمْ وَكَثِيرٌ
مِّنْهُمْ فَاسِقُونَ ﴿١٦﴾ اعْلَمُوا أَنَّ اللَّهَ يُحْيِي الْأَرْضَ بَعْدَ مَوْتِهَا قَدْ بَيَّنَّا
لَكُمُ الْآيَاتِ لَعَلَّكُمْ تَعْقِلُونَ ﴿١٧﴾ إِنَّ الْمُصَّدِّقِينَ وَالْمُصَّدِّقَاتِ
وَأَقْرَضُوا اللَّهَ قَرْضًا حَسَنًا يُضَاعَفُ لَهُمْ وَلَهُمْ أَجْرٌ كَرِيمٌ ﴿١٨﴾



(12) Эй бандаи ҳушманд![1] Ба хотир биёр он рӯзеро, ки мардон ва занони боимонро мебинӣ, ки нурашон пешопешашон ва аз ҷониби росташон ҳаракат мекунад. Он рӯз ба онҳо гуфта мешавад: “**Муждаи шумо имрӯз духули бӯстонҳоест, ки аз зери қасрҳо ва дарахтони он рӯдҳо ҷорӣ мебошад, дар ҳоле шумо дар онҷо абадӣ мемонед. Ин подош ҳамон комёбии азимест, ки ҳеҷ комёбӣ бо он баробар намешавад.**”

Чун Худо дар ояти гузашта ҳолати мӯъминонро дар рӯзи қиёмат зикр кард, дар ояти зерин ҳолати мунофиқонро оварда гуфт:

(13) Он рӯзеро ёд кун, ки мардон ва занони мунофиқ ба мӯъминон мегӯянд: “**Моро мунтазир шавед, то аз нури шумо рӯшноӣ гирем ва бароямон дар гузаштани пули сирот кӯмак расонад.**” Ба онҳо бо тамасхур ҷавоб гуфта мешавад: “**Ба ақибатон баргардед, пас аз онҷо рӯшноӣ биҷӯед ва аз он истифода баред.**” Пас байни онҳо деворе зада мешавад, ки он дар дорад. Дар дарунаш аз сӯи мӯъминон ҷаннату неъматҳои он ва дар берунаш аз сӯи мунофиқон азоб аст.

(14) Мунофиқон мӯъминонро нидо карда мегӯянд: “**Магар мо дар роҳи Ислом ва тоату ибодат ҳамроҳи шумо набудем?!**” Мӯъминон мегӯянд: “**Оре, ҳамроҳамон будед. Валекин шумо худро бо нифоқ дучори бало ва ҳалокат намудед ва мунтазир будед, ки мӯъминон мағлуб шаванд ва шумо куфратонро ошкор кунед ва дар бораи ғалабаи мӯъминону растохез шак доштед ва тамаъҳои дурӯғатон фиребатон дод, то он ки фармони Аллоҳ (ч) вобаста ба маргатон омад, ҳол он ки аз роҳатон барнагаштед ва Шайтон шуморо дар бораи Аллоҳ (ч) фиреб дод.**[2]

(15) **Пас эй мунофиқон, имрӯз аз шумо ва аз кофирон баҳои раҳоӣ аз азоби Худо гирифта намешавад ва ҷои бозгашти шумо ва кофирон оташи дӯзах аст. Оташи дӯзах сазовори шумо ва шумо сазовори он ҳастед. Ва дӯзах ҷои бозгашти ниҳоят бад аст.**”

(16) Оё барои мӯъминон замони он фаро нарасидааст, ки дилашон ба хотири[3] зикри Аллоҳ (ч) ва ба хотири он чи аз Қуръон дар мавриди ваъдаи ҷаннат ва таҳдиди уқубат омадааст, нарму ором гардад ва дар сангдилӣ монанди он касоне аз яҳуду насоро набошанд, ки қаблан ба онҳо Китоб дода шуда буд, пас байни онҳо ва биъсати паёмбаронашон замони тӯлонӣ гузашт ва ба ҳамин сабаб дилашон сахт гардид?! Ва онҳо бештарашон аз тоат ба маъсият беруншуда ҳастанд.

(17) Эй мӯъминон! Бидонед, ки Аллоҳ (ч) заминро баъди хушкиаш бо рӯёнидани гиёҳон зинда месозад. Яқинан Мо барои шумо далелҳои қудрат ва ваҳдонияти илоҳиро баён менамоем, то онҳоро бифаҳмед ва яқин дошта бошед, ки Офаридгори Ҳаётбахши замини мурда тавони нарм сохтани дилҳои сахти шумо ва инчунин тавони баъди марг зинда карданатонро дорад.

(18) Ҳамоно он мардоне, ки ҳиссае аз молашонро садақа мекунанд ва низ он заноне, ки ҳиссае аз молашонро садақа мекунанд ва амволи худро бе миннат ва озор додани фақир холисона ба Аллоҳ (ч) ҳамчун қарз медиҳанд, барояшон савоби амалашон дучанд гардонда мешавад. Дар ивази як некӣ аз даҳ то ҳафсад савоб мегиранд. Ва илова бар ин ба онҳо назди Аллоҳ (ч) подоши арзишманди ҷаннат аст.

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Аллоҳ (ч) рӯзи қиёмат ба мӯъминон нурере инъом менамояд, ки пешопеш ва аз самти рост ҳамроҳашон ҳаракат мекунад;

2.Гуноҳу нифоқ рӯзи қиёмат сабаби зулмат ва ҳалокати соҳибаш мегардад;

3.Интизорӣ кашидани мағлубияти мусалмонон, шак овардан дар бораи растохез, фирефта шудан ба тамаъҳо, афтидан ба доми фиреби Шайтон аз сифатҳои аҳли нифоқ аст;

4.Ғафлат оқибат қалбро сахт месозад.

---

1. Хитоби оят умумӣ аст. (**Мутарҷим**)
2. Яъне, Шайтон ба шумо пайваста талқин мекард, ки **Худо Бахшандаи Меҳрубон** аст. Гуноҳонатонро мебахшад. (**Мутарҷим**)
3. Ҳарфи “ل” ба маънои ифодаи иллат аст. (**Мутарҷим**)

وَالَّذِينَ ءَامَنُوا بِاللَّهِ وَرُسُلِهِ أُولَٰئِكَ هُمُ الصِّدِّيقُونَ وَالشُّهَدَاءُ
عِندَ رَبِّهِمْ لَهُمْ أَجْرُهُمْ وَنُورُهُمْ وَالَّذِينَ كَفَرُوا وَكَذَّبُوا
بِآيَاتِنَا أُولَٰئِكَ أَصْحَابُ الْجَحِيمِ ١٩ اعْلَمُوا أَنَّمَا الْحَيَاةُ
الدُّنْيَا لَعِبٌ وَلَهْوٌ وَزِينَةٌ وَتَفَاخُرٌ بَيْنَكُمْ وَتَكَاثُرٌ فِي الْأَمْوَالِ
وَالْأَوْلَادِ كَمَثَلِ غَيْثٍ أَعْجَبَ الْكُفَّارَ نَبَاتُهُ ثُمَّ يَهِيجُ فَتَرَاهُ
مُصْفَرًّا ثُمَّ يَكُونُ حُطَامًا وَفِي الْآخِرَةِ عَذَابٌ شَدِيدٌ وَمَغْفِرَةٌ
مِّنَ اللَّهِ وَرِضْوَانٌ وَمَا الْحَيَاةُ الدُّنْيَا إِلَّا مَتَاعُ الْغُرُورِ ٢٠
سَابِقُوا إِلَىٰ مَغْفِرَةٍ مِّن رَّبِّكُمْ وَجَنَّةٍ عَرْضُهَا كَعَرْضِ السَّمَاءِ
وَالْأَرْضِ أُعِدَّتْ لِلَّذِينَ ءَامَنُوا بِاللَّهِ وَرُسُلِهِ ذَٰلِكَ فَضْلُ
اللَّهِ يُؤْتِيهِ مَن يَشَاءُ وَاللَّهُ ذُو الْفَضْلِ الْعَظِيمِ ٢١ مَا أَصَابَ
مِن مُّصِيبَةٍ فِي الْأَرْضِ وَلَا فِي أَنفُسِكُمْ إِلَّا فِي كِتَابٍ مِّن
قَبْلِ أَن نَّبْرَأَهَا إِنَّ ذَٰلِكَ عَلَى اللَّهِ يَسِيرٌ ٢٢ لِّكَيْلَا
تَأْسَوْا عَلَىٰ مَا فَاتَكُمْ وَلَا تَفْرَحُوا بِمَا ءَاتَاكُمْ وَاللَّهُ
لَا يُحِبُّ كُلَّ مُخْتَالٍ فَخُورٍ ٢٣ الَّذِينَ يَبْخَلُونَ وَيَأْمُرُونَ
النَّاسَ بِالْبُخْلِ وَمَن يَتَوَلَّ فَإِنَّ اللَّهَ هُوَ الْغَنِيُّ الْحَمِيدُ ٢٤



(19) Ва он касоне, ки ба Худо ва ҳамаи паёмбаронаш имон меоранд, яқинан ин ҷамоа бандагони садоқатманд мебошанд. Ва шаҳидон назди Парвардигорашон барояшон савоби арзишманд аст ва эшон аҷри хеш ва нури хешро доранд, ки рӯзи қиёмат пешопеш ва аз самти росташон ҳамроҳашон ҳаракат мекунад. Ва касоне, ки ба Худо ва паёмбаронаш кофир мешаванд ва оятҳои бар Паёмбар Муҳаммад (с) нозилкардаи Моро дурӯғ мешуморанд, онҳо ҳамдамони дӯзах ҳастанд. Рӯзи қиёмат дар дӯзах абадӣ мемонанд.

(20) Эй мӯъминон! Бидонед, ки зиндагонии дунё бозӣ ва саргармии қалб ва зинат додани худ ва бо дороии он байни ҳам фахрфурӯшӣ ва дар афзоиши молҳо ва фарзандон рақобат кардан аст. Мисли достони бороне, ки растании он кишоварзонро ба ҳайрат мегузорад. Сипас он растании сабз дере нагузашта, хушк мешавад, пас ту эй бинанда, онро баъди сабзрангӣ зардгашта мебинӣ. Сипас он гиёҳ резашудаи шикаста мегардад. Ва дар охират барои кофирону мунофиқон азоби шадид ва барои мӯъминон аз сӯи Аллоҳ (ч) омурзиш ва изҳори ризомандӣ аст. Ва ҳаёти дунё ҷуз матои нопойдори боиси фиреб чизе нест. Ҳар касе матои фаношавандаи дунёро аз неъмати ҳамешагии охират муқаддам мегузорад, яқинан хасорати бузург мебинад.

(21) Эй мардум! Ба сӯи аъмоли шоиста, ба мисли тавба ва ғайри он, ки сабаби аз ҷониби Парвардигоратон мағфират шудани гуноҳонатон мегардад ва инчунин ба сӯи он ҷаннате, ки вусъаташ монанди вусъати осмонҳо ва замин аст, бо якдигар сабқат намоед ва бишитобед. Ҷаннат барои касоне омода шудааст, ки ба Аллоҳ (ч) ва паёмбаронаш имон доранд. Ин подош фазли Аллоҳ (ч) аст. Онро аз бандагонаш ба ҳар кас хоҳад, медиҳад. Ва Аллоҳ (ч) бар мӯъминон Соҳиби фазли бузург аст.

(22) Ҳеҷ мусибате, ба мисли хушксолӣ ва монанди он ба шумо дар замин ва низ ҳеҷ мусибате ба шумо дар ҷонатон намерасад, магар ин ки он мусибат қабл аз он ки махлуқотро биофарем, дар Лавҳи Маҳфуз мактуб ва сабтшуда аст. Бегумон сабти ҳар мусибат дар Лавҳи Маҳфуз бар Аллоҳ (ч) кори ниҳоят осон аст.

(23) Эй мардум! Инро ба шумо хабар додем, то ба хотири он чи аз дастатон меравад, ғамгин нагардед ва ба сабаби он чи Худо ба шумо аз неъматҳо медиҳад, мағрурона шодӣ накунед. Ҳамоно Худо ҳеҷ бандаи мутакаббири бо неъматҳо бар мардум фахркунандаро дӯст намедорад.

(24) Он касоне, ки дар ато намудани он чи бояд ато намоянд, бухл меварзанд ва мардумро ба бухл варзидан амр менамоянд, дар ҳақиқат зиёнкоранд. Ва ҳар ки ба тоату ибодати Аллоҳ (ч) пушт мегардонад, ба Аллоҳ (ч) зарар намерасонад, балки худро дучори зарар месозад, зеро Аллоҳ (ч) яқинан **Бениёзи** дар тамоми ҳолат **Сутуда аст**. Ӯ ба ибодати бандагон ниёз надорад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Рағбат надоштан ба лаззатҳои дунё ва рӯй овардан ба охират ва неъматҳои он шахсро дар паймудани роҳи рост ёрӣ мерасонад;

2.Имон ба тақдир фарзи айн аст;

3.Яке аз фоидаҳои имон ба тақдир он аст, ки банда барои аз даст додани лаззатҳои дунё ғамгин намешавад;

4.Бухл варзидан ва амр кардани дигарон ба он ду хислати зишт буда, бандаи мӯъмин худро аз ин гуна корҳо дур мегирад.

لَقَدْ أَرْسَلْنَا رُسُلَنَا بِالْبَيِّنَاتِ وَأَنزَلْنَا مَعَهُمُ الْكِتَابَ
وَالْمِيزَانَ لِيَقُومَ النَّاسُ بِالْقِسْطِ ۖ وَأَنزَلْنَا الْحَدِيدَ فِيهِ
بَأْسٌ شَدِيدٌ وَمَنَافِعُ لِلنَّاسِ وَلِيَعْلَمَ اللَّهُ مَن يَنصُرُهُ وَرُسُلَهُ
بِالْغَيْبِ ۚ إِنَّ اللَّهَ قَوِيٌّ عَزِيزٌ ٢٥ وَلَقَدْ أَرْسَلْنَا نُوحًا وَإِبْرَاهِيمَ
وَجَعَلْنَا فِي ذُرِّيَّتِهِمَا النُّبُوَّةَ وَالْكِتَابَ ۖ فَمِنْهُم مُّهْتَدٍ
وَكَثِيرٌ مِّنْهُمْ فَاسِقُونَ ٢٦ ثُمَّ قَفَّيْنَا عَلَىٰ آثَارِهِم
بِرُسُلِنَا وَقَفَّيْنَا بِعِيسَى ابْنِ مَرْيَمَ وَآتَيْنَاهُ الْإِنجِيلَ ۖ وَجَعَلْنَا
فِي قُلُوبِ الَّذِينَ اتَّبَعُوهُ رَأْفَةً وَرَحْمَةً وَرَهْبَانِيَّةً
ابْتَدَعُوهَا مَا كَتَبْنَاهَا عَلَيْهِمْ إِلَّا ابْتِغَاءَ رِضْوَانِ اللَّهِ
فَمَا رَعَوْهَا حَقَّ رِعَايَتِهَا ۖ فَآتَيْنَا الَّذِينَ آمَنُوا مِنْهُمْ أَجْرَهُمْ ۖ
وَكَثِيرٌ مِّنْهُمْ فَاسِقُونَ ٢٧ يَا أَيُّهَا الَّذِينَ آمَنُوا اتَّقُوا اللَّهَ
وَآمِنُوا بِرَسُولِهِ يُؤْتِكُمْ كِفْلَيْنِ مِن رَّحْمَتِهِ وَيَجْعَل لَّكُمْ نُورًا
تَمْشُونَ بِهِ وَيَغْفِرْ لَكُمْ ۚ وَاللَّهُ غَفُورٌ رَّحِيمٌ ٢٨ لِّئَلَّا يَعْلَمَ
أَهْلُ الْكِتَابِ أَلَّا يَقْدِرُونَ عَلَىٰ شَيْءٍ مِّن فَضْلِ اللَّهِ ۙ وَأَنَّ
الْفَضْلَ بِيَدِ اللَّهِ يُؤْتِيهِ مَن يَشَاءُ ۚ وَاللَّهُ ذُو الْفَضْلِ الْعَظِيمِ ٢٩



25 Ҳамоно Мо Паёмбаронамонро бо ҳуҷҷатҳои возеҳ фиристодем ва ҳамроҳашон Китоб ва тарозӯи адолатро фуруд овардем, то мардум байни хештан бо адолат муомила кунанд.[1] Ва оҳанро, ки дар он барои мардум нерӯи сахт ва манфиатҳои зиёд аст, ба вуҷуд овардем.[2] Онҳо аз оҳан барои мубориза алайҳи душманон аслиҳа месозанд ва онро дар касбу корашон истифода мебаранд. Ва[3] то илми Аллоҳ (ч) ба бандагон ошкор гардад, ки чӣ касе дини Ӯ ва Паёмбаронашро нусрат медиҳад. Бегумон Аллоҳ (ч) Нерӯманди Ғолиб аст. Ҳеҷ чиз Ӯро мағлубу нотавон сохта наметавонад.

26 Ва ба дурустӣ, Мо Нӯҳ ва Иброҳимро фиристодем ва паёмбарӣ ва китобҳоро дар наслашон қарор додем. Пас аз насли Нӯҳу Иброҳим баъзеашон ба роҳи рост ҳидоят ёфтанд ва бештарашон аз итоати Худо хориҷ шуданд.

27 Сипас ба дунболи онҳо Паёмбаронамонро ба сӯи мардум пай дар пай фиристодем. Ва ба дунболашон Исои писари Марямро равон кардем ва ба ӯ Инҷилро додем ва дар дили касоне, ки ба Исои писари Марям имон оварданд ва ӯро пайравӣ намуданд, меҳр ва шафқатро қарор додем. Ба ҳамин сабаб онҳо бо ҳамдигар дӯсту меҳрубон буданд. Ва насрониҳо дар дини хештан зиёдаравӣ намуданд ва гӯшанишиниро ихтироъ карда, издивоҷ ва дигар неъматҳои ҳалолро барои худ ҳаром гардониданд. Мо гӯшанишиниро бар онҳо фарз насохта будем. Балки онро аз назди хеш бар дин илова карданд. Мо аз онҳо танҳо пайравии хушнудии Аллоҳ (ч)-ро талаб кардем.[4] Пас он гӯшаниширо ба сурати зарурӣ риоя накарданд. Пас Мо ба мӯъминонашон аҷрашонро додем. Ва бисёрашон бо такзиби дини Паёмбар Муҳаммад (с) аз тоати Аллоҳ (ч) хориҷ ҳастанд.

28 Эй мӯъминон! Аз Аллоҳ (ч) бо иҷрои амр ва парҳез аз наҳйяш битарсед ва ба Фиристодааш Муҳаммад (с) имон биёред, то Аллоҳ (ч) ба шумо аз раҳматаш ду аҷр /як аҷр барои имон ба Муҳаммад (с) ва як аҷр барои имон ба Паёмбарони гузашта/ ато намояд ва бароятон нуре қарор диҳад, ки ба васила он дар дунё роҳёб гардед ва рӯзи қиёмат ҳангоми гузаштан аз пули сирот аз рӯшноиаш истифода намоед ва то ба сабаби парҳезкорӣ ва имонатон гуноҳонатонро бахшида, шуморо ҷазо надиҳад. Ва Аллоҳ (ч) ба бандагонаш Бахшандаи Меҳрубон аст.

29 Эй мӯъминон! Мо барои шумо фазламонро вобаста ба он ки аҷратонро дучанд мегардонем, баён сохтем, то яҳудиҳо ва насрониҳои аҳли Китоб бидонанд, ки онҳо аз фазли Аллоҳ (ч) бар ҳеҷ чизе қодир нестанд ва наметавонанд аз он ба ҳар ки хоҳанд, бидиҳанд ва аз ҳар ки хоҳанд, онро боз доранд ва бидонанд, ки фазл танҳо дар дасти Аллоҳ (ч) аст. Онро ба ҳар бандае хоҳад, медиҳад. Ва Аллоҳ (ч) Соҳиби фазли бузург аст.

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ҳақ бояд дорои нерӯ бошад, то онро ҳимоят ва нашр созад;

2.Адолат дар ҳама шариатҳои осмонӣ мақоми баланд дорад;

3.Доштани насаби баланд ва алоқа бо солеҳон агар шахс мӯъмин набошад, барояш ҳеҷ суде намебахшад;

4.Навоварӣ дар дин ҳаром аст.

1. Дар тарҷумаи “**ليقوم الناس**” аз тафсири Имом Насафӣ (р), ки онро ба маънои **муомилаи бо адолат** шарҳ дода аст, истифода намудам. (**Мутарҷим**)

2. Азбаски муфассирон **фуруд овардани оҳанро** ба маънои **ба вуҷуд овардани он** шарҳ додаанд, банда дар тарҷума ҳамин мафҳумро овардам. (**Мутарҷим**)

3. Ин ҷумла аз рӯи қоидаи наҳв ба ҷумлаи “**...то мардум байни худ бо адолат...**” пайванд аст. (**Мутарҷим**)

4. Иддаи дигари муфассирон ибораи “**ابتغاء رضوان الله**”-ро ҳамчун иллати ихтирои гӯшанишинӣ аз ҷониби насрониҳо қарор додаанд. Яъне, мақсади онҳо аз эҷоди тарки неъматҳои ҳалоли дунё талаби ризои Худо буд, аммо онро риоя карда натавонистанд. (**Мутарҷим**)